الجزء ١٢ الحزب ٢٣
۞ وَمَا مِن دَآبَّةٖ فِي ٱلۡأَرۡضِ إِلَّا عَلَى ٱللَّهِ رِزۡقُهَا وَيَعۡلَمُ
مُسۡتَقَرَّهَا وَمُسۡتَوۡدَعَهَاۚ كُلّٞ فِي كِتَٰبٖ مُّبِينٖ ٦ وَهُوَ
ٱلَّذِي خَلَقَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضَ فِي سِتَّةِ أَيَّامٖ وَكَانَ
عَرۡشُهُۥ عَلَى ٱلۡمَآءِ لِيَبۡلُوَكُمۡ أَيُّكُمۡ أَحۡسَنُ عَمَلٗاۗ وَلَئِن
قُلۡتَ إِنَّكُم مَّبۡعُوثُونَ مِنۢ بَعۡدِ ٱلۡمَوۡتِ لَيَقُولَنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُوٓاْ
إِنۡ هَٰذَآ إِلَّا سِحۡرٞ مُّبِينٞ ٧ وَلَئِنۡ أَخَّرۡنَا عَنۡهُمُ ٱلۡعَذَابَ إِلَىٰٓ
أُمَّةٖ مَّعۡدُودَةٖ لَّيَقُولُنَّ مَا يَحۡبِسُهُۥٓۗ أَلَا يَوۡمَ يَأۡتِيهِمۡ لَيۡسَ
مَصۡرُوفًا عَنۡهُمۡ وَحَاقَ بِهِم مَّا كَانُواْ بِهِۦ يَسۡتَهۡزِءُونَ
٨ وَلَئِنۡ أَذَقۡنَا ٱلۡإِنسَٰنَ مِنَّا رَحۡمَةٗ ثُمَّ نَزَعۡنَٰهَا مِنۡهُ إِنَّهُۥ
لَيَـُٔوسٞ كَفُورٞ ٩ وَلَئِنۡ أَذَقۡنَٰهُ نَعۡمَآءَ بَعۡدَ ضَرَّآءَ
مَسَّتۡهُ لَيَقُولَنَّ ذَهَبَ ٱلسَّيِّـَٔاتُ عَنِّيٓۚ إِنَّهُۥ لَفَرِحٞ فَخُورٌ
١٠ إِلَّا ٱلَّذِينَ صَبَرُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ أُوْلَٰٓئِكَ لَهُم
مَّغۡفِرَةٞ وَأَجۡرٞ كَبِيرٞ ١١ فَلَعَلَّكَ تَارِكُۢ بَعۡضَ مَا يُوحَىٰٓ إِلَيۡكَ
وَضَآئِقُۢ بِهِۦ صَدۡرُكَ أَن يَقُولُواْ لَوۡلَآ أُنزِلَ عَلَيۡهِ كَنزٌ أَوۡ جَآءَ
مَعَهُۥ مَلَكٌۚ إِنَّمَآ أَنتَ نَذِيرٞۚ وَٱللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ وَكِيلٌ ١٢



6 Ва ҳеҷ ҷунбандае дар замин нест, магар он ки Аллоҳ (ч) аз рӯи лутфаш ризқашро кафолат додааст ва Ӯ қароргоҳи он ҷунбандаро дар замин ва маконеро, ки дар он мемирад, медонад. Ҳар чи оиди рӯзии кулли ҷонварон, қароргоҳ ва ҷойҳои маргашон, ки зикр гардид, дар Китоби равшани Лавҳи Маҳфуз сабт шуда аст.

7 Ва Ӯ Зотест, ки осмонҳову заминро бо он ҳама ҳаҷми бузург ва мавҷудоти байни он дуро дар муддати шаш рӯз офарид ва тахташ пеш аз халқи осмонҳову замин бар рӯйи об буд, то шумо мардумро озмоиш кунад, ки кадом якеатон аз рӯи амали писандидааш беҳтар ва кадом якеатон аз рӯи амали нохуби ба ғазаб оварандаи Ӯ бадтар ҳастед. Пас ҳар касро бо он чи арзандаед, ҷазо медиҳад. Ва агар ту Паёмбар бигӯӣ: "**Эй мардум, ба дурустӣ, шумо баъд аз марг дубора барои бозпурсӣ зинда карда мешавед**", бегумон, касоне, ки ба Аллоҳ (ч) кофир шуда, растохезро инкор мекунанд, мегӯянд: "**Ин Қуръоне, ки онро тиловат мекунӣ, ҷуз ҷодуи ошкор чизе нест. Барои ҳамин ботил будани он маълум аст.**"

8 Ва агар Мо дар дунё аз мушрикон он азоберо, ки сазовори он ҳастанд, то муддати рӯзҳои бошумор ба таъхир андозем, бо мақсади масхара зудтар омадани уқубатро талаб карда мегӯянд: "**Омадани уқубатро бар мо чӣ манъ мекунад?**" Огоҳ бошед! Ба дурустӣ, азобе, ки ин ҷамоа сазовори он мебошанд, назди Аллоҳ (ч) мӯҳлати муайян дорад. Рӯзе, ки азоби илоҳӣ ба онҳо меояд, касеро намеёбанд, то онро аз эшон дур созад, балки он вақт уқубат воқеъ мешавад ва азобе, ки аз рӯи тамасхур зудтар омаданашро талаб мекарданд, ҳамаашонро иҳота мекунад.

9 Ва агар ба инсон неъматеро аз қабили тандурустӣ ва тавонгарӣ бидиҳем, сипас онро аз он инсон бигирем, ҳамоно ӯ аз раҳмати илоҳӣ бисёр ноумед ва дар баробари неъматҳо сахт носипос мешавад. Вақте Аллоҳ (ч) неъматашро аз инсон мегирад, ҳама лутфу эҳсони қаблан додаи Ӯро аз ёд мебарорад.

10 Ва агар барои ӯ баъди фақирӣ ва беморие, ки ба он дучор гаштааст, неъмати фароҳӣ ва тандурустиро чашонем, бегумон мегӯяд: "**Бадиҳо аз ман дур шуд ва ранҷу дардҳо баратараф гашт**." Барои ин неъматҳо шукри илоҳиро ба ҷо намеорад. Ба дурустӣ, вай бо кибру ғурур хушҳол гашта, бо неъматҳои додаи Аллоҳ (ч) худро аз мардум боло ҳисобида, ифтихор мекунад.

11 Магар касоне, ки дар ранҷҳову анҷоми ибодат ва дурӣ аз гуноҳ сабр мекунанд ва корҳои нек анҷом медиҳанд. Ин гурӯҳ фарқ доранд. Зеро онҳо ба ноумедӣ роҳ намедиҳанд, неъматҳои Парвардигорро носипосӣ намекунанд ва худро бо кибру ғурур аз мардум болотар намеҳисобанд. Ин ҷамоате, ки бо сифатҳои мазкур тавсиф шудаанд, онҳоро аз ҷониби Парвардигорашон мағфирати гуноҳон ва дар рӯзи қиёмат подоши бузург аст.

12 Пас эй Паёмбар, шояд ту бо он чи аз сӯи кофирон аз куфру якравӣ ва пешниҳоди овардани мӯъҷизаҳо рӯбарӯ шудаӣ, таблиғи баъзеи дастуроти Аллоҳ (ч)-ро, ки бар онҳо бо он амал кардан душвор аст, тарк кунӣ ва қалбат аз иҷрои он танг гардад, то ин ки нагӯянд: "**Чаро бар вай хазинае фуруд оварда нашудааст, ки ӯро ғанӣ созад ё чаро бо ӯ фариштае наомадааст, ки суханашро тасдиқ намояд**." Набояд ту ба сабаби ин суханонашон баъзеи он чиро бароят пайғом мешавад, тарк созӣ. Зеро ту бимдиҳандае беш нестӣ. Он чи Аллоҳ (ч) бароят дастур додааст, ба мардум мерасонӣ. Вазифаи ту он нест, ки ҳар мӯъҷизаи пешниҳодкардаи кофирону мушриконро муҳайё намоӣ. Ва Аллоҳ (ч) бар ҳар чиз Нигаҳбон аст.[1]

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои мазкур ифодакунандаи он мебошанд, ки доираи илми Аллоҳ (ч) васеъ буда, ризқи ҳама мавҷудотро кафолат додааст;

2.Дар ин оятҳои муборака сабаби офариниши инсонҳо зикр шудааст. Бандагон бо иҷрои дастурот ва дурӣ аз манъкардаҳои Аллоҳ (ч) озмоиш мешаванд;

3.Шоиста нест, ки банда бо мӯҳлат додани Аллоҳ (ч) ба шахсони исёнкор фирефта шавад. Зеро Аллоҳ (ч) оқибат дар ҳолати ғафлат ва ногаҳон ҳалокашон месозад;

4.Оятҳои муборака ҳолати инсонро дар вақти фароҳӣ ва сахтӣ баён карда, мавзеъгирии бандаи мӯъминро, ки дар ҳама ҳолат аз сабру шукр истифода мебарад, ситоиш мекунад.

1. Мақсад аз ин тарзи баён ба ҳаракат даровардани ҳиммати мухотаб аст, то эҳсоси хастагиро аз худ дур созад. Ин оят маънои онро надорад, ки Паёмбар (с) ба тарки баъзе аз пайғоми илоҳӣ моил буданд. Балки хушдор додани он кас аз зери таъсири якравӣ, таквиб ва тамасхури кофирон аст, ки мабодо дилсард нашаванд. Аз сӯи дигар, ин оят ба тариқи киноя мушриконро гӯшзад медиҳад, ки он чи аз Паёмбар (с) оиди тарки даъват ва ҳукми Худо мехоҳанд, ҳаргиз таҳаққуқ намепазирад. Зеро Паёмбар (с) маъмур ҳастанд ва ҳар чи Худо дастур диҳад, иҷро мекунанд. (**Мутарҷим**)

أَمۡ يَقُولُونَ ٱفۡتَرَىٰهُۖ قُلۡ فَأۡتُواْ بِعَشۡرِ سُوَرٖ مِّثۡلِهِۦ مُفۡتَرَيَٰتٖ
وَٱدۡعُواْ مَنِ ٱسۡتَطَعۡتُم مِّن دُونِ ٱللَّهِ إِن كُنتُمۡ صَٰدِقِينَ ١٣
فَإِلَّمۡ يَسۡتَجِيبُواْ لَكُمۡ فَٱعۡلَمُوٓاْ أَنَّمَآ أُنزِلَ بِعِلۡمِ ٱللَّهِ وَأَن
لَّآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَۖ فَهَلۡ أَنتُم مُّسۡلِمُونَ ١٤ مَن كَانَ يُرِيدُ ٱلۡحَيَوٰةَ
ٱلدُّنۡيَا وَزِينَتَهَا نُوَفِّ إِلَيۡهِمۡ أَعۡمَٰلَهُمۡ فِيهَا وَهُمۡ فِيهَا
لَا يُبۡخَسُونَ ١٥ أُوْلَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ لَيۡسَ لَهُمۡ فِي ٱلۡأٓخِرَةِ إِلَّا
ٱلنَّارُۖ وَحَبِطَ مَا صَنَعُواْ فِيهَا وَبَٰطِلٞ مَّا كَانُواْ يَعۡمَلُونَ ١٦
أَفَمَن كَانَ عَلَىٰ بَيِّنَةٖ مِّن رَّبِّهِۦ وَيَتۡلُوهُ شَاهِدٞ مِّنۡهُ وَمِن قَبۡلِهِۦ
كِتَٰبُ مُوسَىٰٓ إِمَامٗا وَرَحۡمَةًۚ أُوْلَٰٓئِكَ يُؤۡمِنُونَ بِهِۦۚ وَمَن يَكۡفُرۡ
بِهِۦ مِنَ ٱلۡأَحۡزَابِ فَٱلنَّارُ مَوۡعِدُهُۥۚ فَلَا تَكُ فِي مِرۡيَةٖ مِّنۡهُۚ إِنَّهُ
ٱلۡحَقُّ مِن رَّبِّكَ وَلَٰكِنَّ أَكۡثَرَ ٱلنَّاسِ لَا يُؤۡمِنُونَ ١٧ وَمَنۡ
أَظۡلَمُ مِمَّنِ ٱفۡتَرَىٰ عَلَى ٱللَّهِ كَذِبًاۚ أُوْلَٰٓئِكَ يُعۡرَضُونَ عَلَىٰ
رَبِّهِمۡ وَيَقُولُ ٱلۡأَشۡهَٰدُ هَٰٓؤُلَآءِ ٱلَّذِينَ كَذَبُواْ عَلَىٰ رَبِّهِمۡۚ
أَلَا لَعۡنَةُ ٱللَّهِ عَلَى ٱلظَّٰلِمِينَ ١٨ ٱلَّذِينَ يَصُدُّونَ عَن سَبِيلِ
ٱللَّهِ وَيَبۡغُونَهَا عِوَجٗا وَهُم بِٱلۡأٓخِرَةِ هُمۡ كَٰفِرُونَ ١٩



13 Балки оё мушрикон мегӯянд: “**Муҳаммад Қуръонро аз пеши худ бофта ва он ваҳйи Аллоҳ (ч) нест**.” Эй Паёмбар, онҳоро барои исботи ин суханашон ба мубориза хонда бигӯ: “**Агар дар даъвои худ содиқ ҳастед, пас чунончи мегӯед, Қуръон китоби бофта аст, ба монанди он даҳ сураи бофта биёред ва барои талаби кӯмак дар иҷрои ин амал ҳар киро ғайр аз Аллоҳ (ч) мехоҳед, фаро хонед.**”

14 Пас агар онҳо ба сабаби қудрат надоштан дархости шуморо ба ҷо оварда натавонанд, пас эй мӯъминон, яқинан бидонед, ки бегумон Аллоҳ (ч) ин Қуръонро бо илми Худ бар Паёмбараш фуруд оварда ва Китоби бофташуда нест ва низ бидонед, ки ба ҷуз Аллоҳ (ч) маъбуди барҳақ нест. Пас оё шумо баъди ин ҳама ҳуҷҷатҳои радношаванда ба Ӯ таслимшаванда ҳастед?!

15 Ҳар ки бо иҷрои амали худ зиндагонии дунё ва лаззатҳои онро хоста, охиратро нахоҳад, барояшон дар ин дунё подоши корҳояшонро бо бахшидани тандурустӣ, амну осоиштагӣ ва фароҳӣ дар рӯзӣ ато мекунем. Ва онҳо аз подоши амалҳояшон дар ин дунё чизе кам карда намешавад.

16 Ин ҷамоати соҳиби чунин мақсади беарзиш касонеанд, ки дар охират ба ҷуз оташи дӯзах подоше надоранд ва подоши корҳояшон дар охират аз онҳо рафта ва он чи дар дунё мекарданд, ботил мешавад. Зеро амалҳои онҳо бар асоси имон ва ҳадафи саҳеҳ анҷом наёфта аст. Онҳо ҳангоми анҷоми корҳо ризои Парвардигор ва сарои охиратро мадди назар қарор намедоданд.

17 Паёмбар Муҳаммад, ки аз назди Парвардигораш бо худ ҳуҷҷат дорад ва Ҷабраил низ аз сӯи Аллоҳ (ч) ба сифати шоҳиди дурустии нубувваташ ӯро таъйид мекунад[1] ва пеш аз ин Тавроте, ки бар Мӯсо ҳамчун раҳбар ва раҳмати мардум нозил шуда буд, бар нубувваташ гувоҳӣ медиҳад, ҳеҷ гоҳ ин Паёмбар (с) ва мӯъминони ҳамроҳаш бо кофирони гумроҳ яксон нестанд. Мӯъминон ба Қуръону Муҳаммад (с) имон доранд ва ҳар ки аз тобеони адёни дигар ба Қуръон ва Муҳаммад (с) кофир шавад, пас дар рӯзи қиёмат ваъдагоҳаш дӯзах аст. Пас эй Паёмбар, ту дар бораи Қуръон ва ваъдагоҳи онҳо шак макун. Зеро ин ҳақиқати маҳзест, ки аз сӯи Парвардигорат фуруд омада аст. Валекин бештари мардум бо вуҷуди мавҷудияти далелҳои равшани зиёд имон намеоранд.

18 Ва ҳеҷ кас аз шахсе, ки бо нисбат додани анбоз ва ё фарзанд дар ҳаққи Аллоҳ (ч) дурӯғ мебофад, золимтар нест. Ҳаминҳое, ки дар ҳаққи Аллоҳ (ч) дурӯғ мебофанд, дар қиёмат назди Парвардигорашон оварда мешаванд, то онҳоро аз корҳояшон бипурсад ва фариштагон ва паёмбарони он рӯз шоҳид мегӯянд: “**Инҳо ҳамон касонеанд, ки дар дунё бо нисбат додани шарик ва фарзанд дар ҳаққи Аллоҳ (ч) дурӯғ гуфтаанд.**” Огоҳ бошед! Аллоҳ (ч) он касонеро, ки бо нисбат додани дурӯғ нисбат ба Ӯ бар ҷони хеш ситам намудаанд, аз раҳматаш дур кардааст.

19 Он золимоне, ки мардумро аз роҳи Аллоҳ (ч) боз медоранд ва барои ин роҳ каҷиро мехоҳанд, то касе дар он гом назанад ва онҳо ба зиндашавии баъди марг кофир ҳастанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Худованд мушриконро ба мубориза даъват карда, талаб намуд, то монанди Қуръон даҳ сура биёранд. Оятҳои дар ин маврид зикршуда нотавонии онҳоро баён кардааст;

2.Чун дар дунё ба кофир хостааш дода шавад, вай дар охират ҷуз оташи дӯзах дигар саҳме надорад;

3.Оятҳои мазкур бузургии зулми касеро ифода мекунад, ки дар ҳаққи Аллоҳ (ч) дурӯғ мебофад ва аз уқубати сахти чунин шахс дар рӯзи охират хабар медиҳад.

1. Пайравӣ кардан “**يتلوه**” дар ин оят ба тариқи истиора ба маънои **тақвият додан** омада аст. (**Мутарҷим**)




أُولَٰئِكَ لَمْ يَكُونُوا مُعْجِزِينَ فِي الْأَرْضِ وَمَا كَانَ لَهُم مِّن دُونِ
اللَّهِ مِنْ أَوْلِيَاءَ يُضَاعَفُ لَهُمُ الْعَذَابُ مَا كَانُوا يَسْتَطِيعُونَ
السَّمْعَ وَمَا كَانُوا يُبْصِرُونَ ٢٠ أُولَٰئِكَ الَّذِينَ خَسِرُوا
أَنفُسَهُمْ وَضَلَّ عَنْهُم مَّا كَانُوا يَفْتَرُونَ ٢١ لَا جَرَمَ أَنَّهُمْ
فِي الْآخِرَةِ هُمُ الْأَخْسَرُونَ ٢٢ إِنَّ الَّذِينَ آمَنُوا وَعَمِلُوا
الصَّالِحَاتِ وَأَخْبَتُوا إِلَىٰ رَبِّهِمْ أُولَٰئِكَ أَصْحَابُ الْجَنَّةِ
الحزب ٢٣ هُمْ فِيهَا خَالِدُونَ ٢٣ ۞ مَثَلُ الْفَرِيقَيْنِ كَالْأَعْمَىٰ وَالْأَصَمِّ
وَالْبَصِيرِ وَالسَّمِيعِ هَلْ يَسْتَوِيَانِ مَثَلًا أَفَلَا تَذَكَّرُونَ
٢٤ وَلَقَدْ أَرْسَلْنَا نُوحًا إِلَىٰ قَوْمِهِ إِنِّي لَكُمْ نَذِيرٌ مُّبِينٌ ٢٥
أَن لَّا تَعْبُدُوا إِلَّا اللَّهَ إِنِّي أَخَافُ عَلَيْكُمْ عَذَابَ يَوْمٍ أَلِيمٍ ٢٦
فَقَالَ الْمَلَأُ الَّذِينَ كَفَرُوا مِن قَوْمِهِ مَا نَرَاكَ إِلَّا بَشَرًا مِّثْلَنَا
وَمَا نَرَاكَ اتَّبَعَكَ إِلَّا الَّذِينَ هُمْ أَرَاذِلُنَا بَادِيَ الرَّأْيِ
وَمَا نَرَىٰ لَكُمْ عَلَيْنَا مِن فَضْلٍ بَلْ نَظُنُّكُمْ كَاذِبِينَ ٢٧
قَالَ يَا قَوْمِ أَرَأَيْتُمْ إِن كُنتُ عَلَىٰ بَيِّنَةٍ مِّن رَّبِّي وَآتَانِي رَحْمَةً مِّنْ
عِندِهِ فَعُمِّيَتْ عَلَيْكُمْ أَنُلْزِمُكُمُوهَا وَأَنتُمْ لَهَا كَارِهُونَ ٢٨



20 Ин ҷамоаи мавсуф вақте уқубати Парвардигор ба онҳо фуруд ояд, дар ҳеҷ қитъаи замин аз он гурехтан наметавонанд ва онҳо ғайри Аллоҳ (ч) дӯстон ва ёвароне надоранд, то азобашонро дур созанд. Рӯзи қиёмат ба сабаби он ки дар дунё худ ва дигаронро аз роҳи Аллоҳ (ч) баргардонидаанд, азобашон афзуда мешавад. Онҳо дар дунё ҳақиқат ва ҳидоятро бо мақсади қабул намуданаш шунида наметавонистанд ва нишонаҳои ваҳдоният ва азамати Аллоҳ (ч)-ро дар коинот ба сурате, ки барояшон фоида расонад, намедиданд. Зеро онҳо аз ҳақ ба шиддат рӯй гардонида буданд.
21 Ин гурӯҳи дорои сифатҳои ёдшуда касонеанд, ки бо ширк овардан ба Аллоҳ (ч) худро ба ҳалокат андохта, бар ҷони хештан зиён расонидаанд ва ҳама он маъбудон ва шафоаткунандагоне, ки дар дунё онро бофтаанд, аз наздашон ғоиб мегардад.
22 Ҳаққо, ки ин ҷамоа рӯзи қиёмат дар доду ситад зиёнкортарин мардуманд, зеро онҳо куфрро бо имон, дунёро бо охират ва раҳмати илоҳиро бо азоб иваз кардаанд.
23 Ба дурустӣ, касоне, ки ба Парвардигор ва паёмбаронаш имон овардаанд ва корҳои шоиста анҷом додаанд ва дар баробари Аллоҳ (ч) фурӯтанӣ намуда, итоаташ карданд, ин гурӯҳи мардум бошандагони биҳишт буда, дар биҳишт ба тавri абадӣ мемонанд.
24 Сифати тоифаи кофирон ва мӯъминон ба сифати шахси кӯру кар ва бинову шунаво шабоҳат дорад. Кӯру кар баёни ҳолати кофирон аст, ки ҳақиқатро бо мақсади пазируфтан намешунаванд ва онро ба сурати бароящон судбахш намебинанд. Аммо шунаво ва бино баёни сифати гурӯҳи бандагони мӯъмин аст, ки ҳақиқатро мешунаванд ва онро мебинанд. Оё ҳолат ва сифати ин ду гурӯҳ баробар аст?! Онҳо бо ҳам баробар нестанд. Оё аз адами баробарии онҳо панд намегиред?!

Вақте мушрикон аз даъвати Паёмбари (с) рӯй гардонида имон наоварданд, Аллоҳ (ч) таслияташон дод, ки эшон нахустин паёмбари ба дурӯғгӯӣ мансубгашта нестанд. Қаблан дигар паёмбарон низ чунин ҳолатро аз сар гузаронидаанд. Аллоҳ (ч) бо зикри қиссаҳои паёмбарон Ҳабиби худро дилбардорӣ намуда гуфт:
25 Ва ба дурустӣ, Мо Нӯҳро ба сӯи қавмаш паёмбар фиристодем. Пас Нӯҳ ба онҳо гуфт: “**Эй қавми ман, ҳамоно ман барои шумо аз азоби илоҳӣ бимдиҳандаи ошкоркунандаи дастуроте ҳастам, ки бо он ба сӯятон фиристода шудаам.**
26 **Ва шуморо ба сӯи ибодати Аллоҳи Ягона даъват мекунам. Ба ҷуз Ӯ касе ва чизеро ибодат накунед. Ба дурустӣ, ман бар шумо аз дучор шуданатон ба азоби рӯзи дардовар метарсам**.”
27 Пас ашрофон ва раҳбарони қавмаш, ки ба вай кофир шуда буданд, гуфтанд: “**Ҳеҷ гоҳ даъвати туро қабул намекунем. Чунки ту аз мо ягон бартарӣ надорӣ. Ту низ монанди мо инсон ҳастӣ. Ва бо он чи барои мо ошкор аст, мебинем, ки туро танҳо фурӯмоягони қавмамон пайравӣ кардаанд ва чунки шумо дар шараф, мол, ҷоҳу мансаб аз мо ҳеҷ афзуние надоред, ки шуморо шоистаи пайравӣ гардонад, балки мо шуморо дар он чи даъво мекунед, дурӯғгӯй мепиндорем**.”
28 Нӯҳ дар ҷавобашон гуфт: “**Эй қавми ман, бароям хабар диҳед. Агар ман аз ҷониби Парвардигорам бурҳоне дошта бошам, ки ба садоқатам гувоҳӣ медиҳад ва тасдиқамро бароятон зарурӣ мегардонад ва ба ман аз назди Худ нубуввату рисолатро дода аст, пас он аз рӯи нодониатон аз чашми шумо пинҳон монда аст, оё шуморо барои имон овардан ба рисолатам маҷбур созем ва онро дар қалбатон дохил кунем, дар ҳоле ки онро намеписандед?! Мо ин қудратро надорем. Зеро ягона касе, ки ба бандагон тавфиқи имон овардан медиҳад, Аллоҳ (ч) аст**.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Шахси кофир аз ҳисси шунавоӣ ва биноиаш фоидае намебарад, ки боиси имон овардани вай гардад. Шунавоӣ ва биноӣ барои кофир гӯё вуҷуд надорад. Бар хилофи бандаи мӯъмин, ки аз он ду барои шунидани ҳақиқат ва дидани нишонаҳои ягонагӣ ва азамати Парвардигор ба хубӣ истифода мебарад;

2.Қонуни доимамалкунандаи Парвардигор дар бораи пайравони паёмбарони Худо (а) он аст, ки онҳо ба сабаби холӣ будан аз кибр доим аз табақаи фақиронанд. Аммо ашрофон ва пешвоён ғолибан душманони Фиристодагони Аллоҳ (ч) ҳастанд;

3.Одатан ашрофону раҳбарон дорои сифати кибр буда, шахсони аз худ поёнро паст мезананд.

وَيَٰقَوۡمِ لَآ أَسۡـَٔلُكُمۡ عَلَيۡهِ مَالًاۖ إِنۡ أَجۡرِيَ إِلَّا عَلَى ٱللَّهِۚ وَمَآ أَنَا۠
بِطَارِدِ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْۚ إِنَّهُم مُّلَٰقُواْ رَبِّهِمۡ وَلَٰكِنِّيٓ أَرَىٰكُمۡ قَوۡمٗا
تَجۡهَلُونَ ٢٩ وَيَٰقَوۡمِ مَن يَنصُرُنِي مِنَ ٱللَّهِ إِن طَرَدتُّهُمۡۚ أَفَلَا
تَذَكَّرُونَ ٣٠ وَلَآ أَقُولُ لَكُمۡ عِندِي خَزَآئِنُ ٱللَّهِ وَلَآ
أَعۡلَمُ ٱلۡغَيۡبَ وَلَآ أَقُولُ إِنِّي مَلَكٞ وَلَآ أَقُولُ لِلَّذِينَ تَزۡدَرِيٓ
أَعۡيُنُكُمۡ لَن يُؤۡتِيَهُمُ ٱللَّهُ خَيۡرًاۖ ٱللَّهُ أَعۡلَمُ بِمَا فِيٓ أَنفُسِهِمۡ إِنِّيٓ
إِذٗا لَّمِنَ ٱلظَّٰلِمِينَ ٣١ قَالُواْ يَٰنُوحُ قَدۡ جَٰدَلۡتَنَا فَأَكۡثَرۡتَ جِدَٰلَنَا
فَأۡتِنَا بِمَا تَعِدُنَآ إِن كُنتَ مِنَ ٱلصَّٰدِقِينَ ٣٢ قَالَ إِنَّمَا
يَأۡتِيكُم بِهِ ٱللَّهُ إِن شَآءَ وَمَآ أَنتُم بِمُعۡجِزِينَ ٣٣ وَلَا يَنفَعُكُمۡ
نُصۡحِيٓ إِنۡ أَرَدتُّ أَنۡ أَنصَحَ لَكُمۡ إِن كَانَ ٱللَّهُ يُرِيدُ أَن
يُغۡوِيَكُمۡۚ هُوَ رَبُّكُمۡ وَإِلَيۡهِ تُرۡجَعُونَ ٣٤ أَمۡ يَقُولُونَ ٱفۡتَرَىٰهُۖ
قُلۡ إِنِ ٱفۡتَرَيۡتُهُۥ فَعَلَيَّ إِجۡرَامِي وَأَنَا۠ بَرِيٓءٞ مِّمَّا تُجۡرِمُونَ
٣٥ وَأُوحِيَ إِلَىٰ نُوحٍ أَنَّهُۥ لَن يُؤۡمِنَ مِن قَوۡمِكَ إِلَّا مَن قَدۡ ءَامَنَ
فَلَا تَبۡتَئِسۡ بِمَا كَانُواْ يَفۡعَلُونَ ٣٦ وَٱصۡنَعِ ٱلۡفُلۡكَ بِأَعۡيُنِنَا
وَوَحۡيِنَا وَلَا تُخَٰطِبۡنِي فِي ٱلَّذِينَ ظَلَمُوٓاْ إِنَّهُم مُّغۡرَقُونَ ٣٧



29 **Ва эй қавми ман, аз шумо дар ивази расонидани пайғоми Парвардигор мол намепурсам. Савоби ман танҳо назди Аллоҳ (ч) аст. Ва ман аз маҷлисам мӯъминони фақиреро, ки аз наздам рондани онҳоро мехоҳед, намеронам. Зеро ба дурустӣ ки онҳо рӯзи қиёмат бо Парвардигори хеш мулоқот мекунанд ва Ӯ барои имони овардаашон ба онҳо подош медиҳад. Вале вақте аз ман дархости рондани мӯъминони нотавонро мекунед, ман шуморо қавме мебинам, ки ҳақиқати даъвати маро намефаҳмед.**

30 **Ва эй қавми ман, агар ин мӯъминонро золимона ва бегуноҳ аз наздам биронам, кӣ азоби илоҳиро аз ман бартараф месозад?! Оё панд намегиред ва барои анҷоми кори шоистатар ва судмандтар талош намекунед?!**

31 **Ва эй қавми ман, ба шумо намегӯям, ки хазинаҳои рӯзии Аллоҳ (ч) назди ман буда, дар сурати имон овардан бароятон аз он харҷ мекунам ва ман дар бораи ғайб маълумот надорам ва инчунин намегӯям, ки бегумон ман аз фариштагон ҳастам, балки монанди шумо инсонам. Ва дар бораи фақироне, ки чашмонатон онҳоро таҳқиромез дида, ҳақир мешуморанд, намегӯям, ки ҳеҷ гоҳ Аллоҳ (ч) ба онҳо тавфиқ ва ҳидоят намедиҳад. Аллоҳ (ч) нияту ҳолаташонро беҳтар медонад. Агар ман ин даъворо кунам, он гоҳ аз ҷумлаи золимони сазовори азоби илоҳӣ мегардам**."

32 Онҳо дар ҷавоби Нӯҳ (а) аз рӯи таассуб ва кибру ғурур гуфтанд: "**Эй Нӯҳ, дар ҳақиқат бо мо ҷидол кардӣ, пас ҷидоли дурудароз кардӣ. Пас агар дар даъвоят содиқ ҳастӣ, азоберо, ки ба мо ваъда медиҳӣ, онро бароямон биёр**."

33 Нӯҳ ба онҳо гуфт: "**Азобро бар шумо ман намеорам. Ҳамоно агар Аллоҳ (ч) хоҳад, онро бароятон меорад ва агар Парвардигор иродаи азобатонро кунад, шумо қудрати аз он раҳоиро надоред.**

34 **Ва агар Аллоҳ (ч) ба сабаби якравиатон иродаи аз роҳи рост гумроҳ намудан ва аз ҳидоят маҳрум сохтани шуморо кунад, насиҳат ва панди ман ба шумо суд намерасонад. Ӯ Парвардигори шумо ва Молики тамоми корҳоятон аст. Агар хоҳад, шуморо гумроҳ месозад. Ва дар рӯзи қиёмат танҳо ба сӯи Ӯ баргардонида мешавед. Он рӯз шуморо барои амалҳои анҷомдодаатон ҷазои босазо медиҳад.**"

35 Балки мушрикон мегӯянд: "**Муҳаммад ин динашро аз пеши худ бар Аллоҳ (ч) бофтааст.**" Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: "**Агар онро аз назди худ бофта бошам, пас ҷазои гуноҳам танҳо бар ман аст ва чизеро аз гуноҳи такзиби шумо бар уҳдаи хеш намегирам ва ба дурустӣ ки ман аз он безорам.**"[1]

36 Ва Парвардигор ба Нӯҳ пайғом фиристода гуфт: "**Эй Нӯҳ, минбаъд аз миёни қавмат ҷуз шахсе, ки то имрӯз имон овардааст, ҳеҷ кас имон намеорад. Пас, барои тамасхур ва такзибе, ки онҳо дар ин муддати тӯлонӣ дар ҳаққи ту раво дидаанд, ғамгин машав.**

37 **Ва зери назару ҳифозат ва бар асоси ваҳйи таълим доданат оиди тарзи киштисозӣ киштӣ бисоз ва бо Ман барои дархости мӯҳлат додани касоне, ки ба сабаби куфр варзидан бар ҷони хеш ҷавр кардаанд, гуфтугӯ макун. Чунки онҳо бегуфтугӯ ба василаи тӯфон ғарқ карда мешаванд. Ин уқубати пофишорӣ ва идома додани куфрашон аст.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима баёнгари онанд, ки шахси даъватгар бояд аз моли дасти мардум изҳори бениёзӣ карда, савоби амали худро танҳо аз Парвардигор бихоҳад;

2.Рондани мӯъминони фақир аз назди худ ҳаром буда, эҳтиром ва гиромидошти онҳо воҷиб мебошад;

3.Аз илми ғайб ҷуз Аллоҳ (ч) дигар ҳеҷ кас хабар надорад;

4.Мунозара ва мунοқаша бо кофирон шаръан раво аст.

1. Оиди ин ояти карима муфассирон ду назар доранд. Як гурӯҳ бар ин андешаанд, ки ояти карима идомаи қиссаи Нӯҳ (а) аст. Аммо гурӯҳи дигар онро ҳамчун ҷумлаи муътариза дар васати қиссаи Нӯҳ (а) марбути инкори мушрикони Макка медонанд. Ин навъи баён дар забони арабӣ "**интиқоли мутакаллим аз як ғараз ба ғарази дигар**" ном дорад, ки ҳарфи "**أم**" ба маънои "**بـل**" омада, маънои мазкурро ифода менамояд. Чун муфассирон раъйи дуюмро тарҷеҳ додаанд, дар тарҷума аз он истифода намудаем. (**Мутарҷим**)

38 Ва Нӯҳ (а) дастури Парвардигорашро иҷро намуда, ба сохтани киштӣ шурӯъ кард. Ва ҳар вақте саркардагон ва пешвоёни қавмаш аз наздаш мегузаштанд, ӯро масхара мекарданд. Чунки вай киштиро дар ҳолате месохт, ки дар замин об ва дарё набуд. Чун тамасхурашон пайи ҳам такрор шуд, ба онҳо гуфт: “**Эй ҷамоа, агар имрӯз барои сохтани киштӣ моро масхара мекунед, ҳатман мо низ шуморо он гуна ки моро масхара мекунед, масхара хоҳем кард, зеро намедонед, ки оқибати коратон ба ғарқ шудан дар тӯфон меанҷомад.**

39 **Пас ба зудӣ он касеро, ки дар дунё барояш азоб омада, ӯро хору расво мекунад ва рӯзи охират бар вай уқубати доимӣ фуруд меояд, хоҳед донист.**”

40 Ва Нӯҳ (а) ба дастури Парвардигор кори киштисозиро идома дод, то он гоҳ, ки фармони Мо оиди ҳалок кардани онҳо омад ва барои эълони оғози тӯфон оби танӯри дар он нон мепӯхтаашон ҷӯшид, ба Нӯҳ (а) гуфтем: “**Дар киштӣ аз ҳар навъи ҳайвоноти рӯи замин ду ҷинси нару модаи он ва аҳли хонадонатро бардор, магар он касеро, ки ҳукми Мо дар бораи он ки аз ҷумлаи ғарқшавандагон аст, дар ҳаққаш гузашта бошад. Зеро вай имон наовардааст. Ва инчунин касонеро аз қавмат, ки ҳамроҳи ту имон овардаанд, дар он киштӣ бардор**.” Ва дар ҳамаи он муддати тӯлоние, ки Нӯҳ (а) дар байни қавмаш барои даъвати онҳо ба сӯи Аллоҳ (ч) зиндагӣ кард, ҷуз теъдоди андак дигар касе бо ӯ имон наоворд.



41 Ва Нӯҳ (а) ба хонадонаш ва қавми имон овардааш гуфт: “**Ба киштӣ савор шавед. Равон шудан ва истодани он ба номи Аллоҳ (ч) аст. Ҳамоно Парвардигорам нисбат ба бандагони тавбакораш Омурзандаи Меҳрубон аст.**” Аз нишонаҳои раҳматаш ба бандагони мӯъминаш он аст, ки онҳоро аз ҳалокат наҷот додааст.

42 Ва киштӣ бо мардуми дар дарунаш буда ва дигарон дар мавҷи бузурги шабеҳи кӯҳҳо ҳаракат мекард ва Нӯҳ (а) аз рӯи эҳсоси падарӣ фарзанди кофирашро, ки аз падар ва қавмаш дар канора қарор дошт, нидо карда гуфт: “**Эй писарам, ҳамроҳи мо ба киштӣ савор шав, то аз ғарқ шудан наҷот ёбӣ ва бо кофирон мабош, ки монанди онҳо дар тӯфон ғарқ мешавӣ.**”

43 Писари Нӯҳ (а) дар ҷавоби падараш гуфт: “**Ба зудӣ ба тарафи кӯҳи баланд паноҳ мебарам, то маро аз расидани тӯфон нигоҳ дорад.**” Нӯҳ ба писараш гуфт: “**Имрӯз касе азоби ба василаи тӯфон ғарқ сохтани Аллоҳ (ч)-ро манъ карда наметавонад, магар он касе, ки Аллоҳ (ч) бар вай раҳм карда, аз ғарқ шудан наҷоташ диҳад**.” Ва мавҷи тӯфон Нӯҳ ва писари кофирашро аз якдигар ҷудо сохт. Пас, писараш ба сабаби куфр варзидан аз ҷумлаи ғарқшудагон гардид.

44 Ва Аллоҳ (ч) баъд аз анҷоми тӯфон ба замин гуфт: “**Эй замин, оби тӯфони бар рӯят бударо фурӯ бар.**” Ва ба осмон гуфт: “**Эй осмон, аз боридан манъ шав ва борон мафирист.**” Ва об то ҳадди хушк шудани замин кам гашта, Аллоҳ (ч) кофиронро ҳалок гардонид ва он киштӣ дар болои кӯҳи ба номи “**Ҷудӣ**” истод ва гуфта шуд: “**Дурӣ ва ҳалокат бод барои қавме, ки ба сабаби куфр варзидан аз марзҳои Парвардигор гузаштанд**.”

45 Ва Нӯҳ (а) бо қасди кӯмакхоҳӣ Парвардигорашро нидо карда гуфт: “**Эй Парвардигорам, ба дурустӣ ки фарзандам аз ҷумлаи хонадони ман аст, ки Ту ваъдаи наҷот додани онҳоро додаӣ ва ҳамоно ваъдаи Ту рост буда, хилоф намешавад ва Ту Одилтарин ва Донотарини доварон ва ҳукмкунандагон ҳастӣ**.”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Баёни одати мушрикон дар масхара кардани паёмбарон ва пайравони онҳо;

2.Оятҳои мазкур яке аз қонунҳои доим собити Худоро, ки аксари мардум имон намеоранд, баён мекунад;

3.Аз Худо ҷуз ба сӯи Ӯ паноҳгоҳе нест ва касе қудрат надорад, ки пеши роҳи фармони Ӯро бигирад.

قَالَ يَٰنُوحُ إِنَّهُۥ لَيْسَ مِنْ أَهْلِكَ إِنَّهُۥ عَمَلٌ غَيْرُ صَٰلِحٍ فَلَا تَسْـَٔلْنِ
مَا لَيْسَ لَكَ بِهِۦ عِلْمٌ إِنِّىٓ أَعِظُكَ أَن تَكُونَ مِنَ ٱلْجَٰهِلِينَ ٤٦
قَالَ رَبِّ إِنِّىٓ أَعُوذُ بِكَ أَنْ أَسْـَٔلَكَ مَا لَيْسَ لِى بِهِۦ عِلْمٌ وَإِلَّا
تَغْفِرْ لِى وَتَرْحَمْنِىٓ أَكُن مِّنَ ٱلْخَٰسِرِينَ ٤٧ قِيلَ يَٰنُوحُ
ٱهْبِطْ بِسَلَٰمٍ مِّنَّا وَبَرَكَٰتٍ عَلَيْكَ وَعَلَىٰٓ أُمَمٍ مِّمَّن مَّعَكَ
وَأُمَمٌ سَنُمَتِّعُهُمْ ثُمَّ يَمَسُّهُم مِّنَّا عَذَابٌ أَلِيمٌ ٤٨ تِلْكَ
مِنْ أَنۢبَآءِ ٱلْغَيْبِ نُوحِيهَآ إِلَيْكَ مَا كُنتَ تَعْلَمُهَآ أَنتَ
وَلَا قَوْمُكَ مِن قَبْلِ هَٰذَا فَٱصْبِرْ إِنَّ ٱلْعَٰقِبَةَ لِلْمُتَّقِينَ ٤٩
وَإِلَىٰ عَادٍ أَخَاهُمْ هُودًا قَالَ يَٰقَوْمِ ٱعْبُدُوا۟ ٱللَّهَ مَا لَكُم مِّنْ
إِلَٰهٍ غَيْرُهُۥٓ إِنْ أَنتُمْ إِلَّا مُفْتَرُونَ ٥٠ يَٰقَوْمِ لَآ أَسْـَٔلُكُمْ عَلَيْهِ
أَجْرًا إِنْ أَجْرِىَ إِلَّا عَلَى ٱلَّذِى فَطَرَنِىٓ أَفَلَا تَعْقِلُونَ ٥١
وَيَٰقَوْمِ ٱسْتَغْفِرُوا۟ رَبَّكُمْ ثُمَّ تُوبُوٓا۟ إِلَيْهِ يُرْسِلِ ٱلسَّمَآءَ
عَلَيْكُم مِّدْرَارًا وَيَزِدْكُمْ قُوَّةً إِلَىٰ قُوَّتِكُمْ وَلَا تَتَوَلَّوْا۟
مُجْرِمِينَ ٥٢ قَالُوا۟ يَٰهُودُ مَا جِئْتَنَا بِبَيِّنَةٍ وَمَا نَحْنُ
بِتَارِكِىٓ ءَالِهَتِنَا عَن قَوْلِكَ وَمَا نَحْنُ لَكَ بِمُؤْمِنِينَ ٥٣



(46)Аллоҳ (ч) ба Нӯҳ гуфт: “**Эй Нӯҳ, бешак, писарат аз ҷумлаи аҳли оилаат, ки ваъдаи аз азоб раҳо карданашонро додаам, нест. Зеро ӯ кофир аст. Эй Нӯҳ, ин навъи пурсиш барои шахсе монанди ту, ки дар мақоми нубувват қарор дорад, шоиста намебошад. Пас, аз Ман он чиро, ки дар борааш дониш надорӣ, напурс. Ҳамоно Ман туро аз ин ки аз зумраи ҷоҳилон гардида, чизеро пурсон шавӣ, ки бо донишу ҳикматам мухолиф аст, барҳазар медорам**.”

(47)Нӯҳ (а) гуфт: “**Парвардигоро, ба дурустӣ, ман аз пурсидани он чи дар борааш дониш надорам, ба Ту паноҳ мебарам ва агар гуноҳи маро наомурзӣ ва мавриди раҳматат қарор надиҳӣ, аз зиёнкороне мегардам, ки дар охират бенасиб ҳастанд.**”

(48)Аллоҳ (ч) ба Нӯҳ (а) гуфт: “**Эй Нӯҳ, бо амну осоиштагӣ аз сӯи Мо ва неъматҳои зиёдамон бар ту ва насли мӯъминони ҳамроҳат, ки баъд аз ту меоянд, аз киштӣ поён шав. Ва умматҳои кофири дигаре аз наслашон падид меоянд, ки Мо онҳоро дар дунё аз ҳаёт баҳраманд месозем ва ба онҳо васоили зиндагиро медиҳем, сипас дар рӯзи қиёмат аз сӯи Мо барояшон азоби дардовар мерасад.**”

(49)Ин қиссаи Нӯҳ аз хабарҳои ғайб аст. Эй Паёмбар, на ту ва на қавмат пеш аз омадани пайғом дар бораи он маълумот надоштед. Пас, чунончи Нӯҳ (а) дар роҳи даъват сабр кард, ту низ дар баробари озор ва такзиби қавмат сабрро пеша кун. Ба дурустӣ, пирӯзӣ ва ғолибият аз бандагони парҳезкорест, ки дастуроти Аллоҳ (ч)-ро ба ҷо меоранд ва аз манъкардаҳои Ӯ дурӣ меҷӯянд.

(50)Ва Мо ба сӯи қавми Од бародарашон Ҳудро фиристодем. Вай ба онҳо гуфт: “**Эй қавми ман, танҳо Аллоҳ (ч)-ро ибодат карда, ба Ӯ касеро шарик насозед. Шумо ҷуз Аллоҳ (ч) дигар маъбуди барҳақ надоред. Ва шумо дар даъвои хеш, ки гӯё Аллоҳ (ч) шарик дорад, дар ҳақиқат нисбат ба Ӯ дурӯғ мебофед.**

(51)**Эй қавмам, ман дар ивази он чи аз ҷониби Парвардигорам бароятон мерасонам ва шуморо ба сӯяш даъват мекунам, аз шумо подош намехоҳам. Подоши ман танҳо бар Аллоҳ (ч) аст, ки маро халқ кардааст. Оё шумо инро намефаҳмед ва оё даъвати маро қабул намекунед?!**

(52)**Ва эй қавми ман, аз Парвардигоратон омурзиш биxоҳед, сипас аз гуноҳонатон, ки ширк бузургтарини он аст, ба сӯи Ӯ сидқан тавба кунед, Ӯ ба ин васила бо фуруд овардани борон бар шумо подош медиҳад ва ба сабаби бисёр кардани шумораи наслу молҳоятон нерӯи шуморо бар нерӯи доштаатон меафзояд ва аз он чи шуморо ба сӯяш даъват мекунам, рӯй нагардонед, зеро дар ин сурат бо рӯй тофтан аз даъват, кофир гаштан ба Аллоҳ (ч) ва дурӯғ шумоpидани ойинам аз ҷумлаи гунаҳкорон мегардед**.”

(53)Қавмаш дар ҷавобаш гуфтанд: “**Эй Ҳуд, бароямон далели қобили эътимоде наовардӣ, ки боиси имон оварданамон гардад ва мо ба хотири суханони беасосат ибодати маъбудҳои хештанро тарк намекунем ва ба ту дар даъвои он ки паёмбари Худо ҳастӣ, имон намеорем**.”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Паёмбарони Худо (а) кофиронро ҳатто агар фарзандонашон ҳам бошанд, шафоат карда наметавонанд;

2.Покдоманӣ ва парҳези даъватгар аз он чи дар дасти мардум аст, барои пазируфтани даъват ва таблиғаш таъсирноктар аст;

3.Оятҳои карима фазилати истиғфору тавбаро баён карда, он дуро сабаби рехтани борон ва зиёд шудани наслу дороӣ мегӯяд.

إِن نَّقُولُ إِلَّا ٱعۡتَرَىٰكَ بَعۡضُ ءَالِهَتِنَا بِسُوٓءٖۗ قَالَ إِنِّيٓ أُشۡهِدُ ٱللَّهَ
وَٱشۡهَدُوٓاْ أَنِّي بَرِيٓءٞ مِّمَّا تُشۡرِكُونَ ٥٤ مِن دُونِهِۦۖ فَكِيدُونِي
جَمِيعٗا ثُمَّ لَا تُنظِرُونِ ٥٥ إِنِّي تَوَكَّلۡتُ عَلَى ٱللَّهِ رَبِّي وَرَبِّكُمۚ
مَّا مِن دَآبَّةٍ إِلَّا هُوَ ءَاخِذُۢ بِنَاصِيَتِهَآۚ إِنَّ رَبِّي عَلَىٰ صِرَٰطٖ مُّسۡتَقِيمٖ
٥٦ فَإِن تَوَلَّوۡاْ فَقَدۡ أَبۡلَغۡتُكُم مَّآ أُرۡسِلۡتُ بِهِۦٓ إِلَيۡكُمۡۚ وَيَسۡتَخۡلِفُ
رَبِّي قَوۡمًا غَيۡرَكُمۡ وَلَا تَضُرُّونَهُۥ شَيۡـًٔاۚ إِنَّ رَبِّي عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٍ حَفِيظٞ
٥٧ وَلَمَّا جَآءَ أَمۡرُنَا نَجَّيۡنَا هُودٗا وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ مَعَهُۥ بِرَحۡمَةٖ مِّنَّا
وَنَجَّيۡنَٰهُم مِّنۡ عَذَابٍ غَلِيظٖ ٥٨ وَتِلۡكَ عَادٞۖ جَحَدُواْ بِـَٔايَٰتِ
رَبِّهِمۡ وَعَصَوۡاْ رُسُلَهُۥ وَٱتَّبَعُوٓاْ أَمۡرَ كُلِّ جَبَّارٍ عَنِيدٖ ٥٩ وَأُتۡبِعُواْ فِي
هَٰذِهِ ٱلدُّنۡيَا لَعۡنَةٗ وَيَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِۗ أَلَآ إِنَّ عَادٗا كَفَرُواْ رَبَّهُمۡۗ أَلَا
بُعۡدٗا لِّعَادٖ قَوۡمِ هُودٖ ٦٠ ۞وَإِلَىٰ ثَمُودَ أَخَاهُمۡ صَٰلِحٗاۚ قَالَ يَٰقَوۡمِ (ربع الحزب ٢٣)
ٱعۡبُدُواْ ٱللَّهَ مَا لَكُم مِّنۡ إِلَٰهٍ غَيۡرُهُۥۖ هُوَ أَنشَأَكُم مِّنَ ٱلۡأَرۡضِ
وَٱسۡتَعۡمَرَكُمۡ فِيهَا فَٱسۡتَغۡفِرُوهُ ثُمَّ تُوبُوٓاْ إِلَيۡهِۚ إِنَّ رَبِّي قَرِيبٞ مُّجِيبٞ
٦١ قَالُواْ يَٰصَٰلِحُ قَدۡ كُنتَ فِينَا مَرۡجُوّٗا قَبۡلَ هَٰذَآۖ أَتَنۡهَىٰنَآ أَن نَّعۡبُدَ
مَا يَعۡبُدُ ءَابَآؤُنَا وَإِنَّنَا لَفِي شَكّٖ مِّمَّا تَدۡعُونَآ إِلَيۡهِ مُرِيبٖ ٦٢



(54-55) Мо танҳо ҳаминро мегӯем, ки чун аз ибодати маъбудҳоямон моро манъ мекунӣ, баъзеи маъбудҳоямон бо бадӣ зиёнат расонидаанд ва девона шудаӣ. Ҳуд (а) гуфт: “**Ба дурустӣ, ман Аллоҳ (ч)-ро гувоҳ мегирам ва шумо низ гувоҳ бошед, ки ман аз ибодати маъбудҳои ғайри Парвардигор мепарастидаи шумо безорам. Пас шумову он маъбудҳоятон, ки гӯё бо девонагӣ маро зиён расонидаанд, ҳар чи аз дастатон меояд, анҷом диҳед ва маро мӯҳлат надиҳед.**

(56) **Бешак, ман ба Аллоҳи Парвардигори худ ва Парвардигори шумо таваккул намуда, дар корҳоям танҳо ба Ӯ такя дорам. Ҳеҷ чиз дар замин намеҷунбад, магар он ки мутеъ ва тобеи Аллоҳ (ч) буда, зери фармонравоӣ ва салтанати Ӯст. Он гуна ки хоҳад, онро мегардонад. Бегумон, Парвардигори ман дар роҳи ҳақ ва адолат аст. Бинобар ин, шуморо бар ман ҳукмфармо намегардонад. Зеро ман дар роҳи дуруст ва шумо дар роҳи ботилед.**

(57) **Пас агар аз он чи ба шумо овардаам, рӯй гардонида, қабул накунед, бидонед, ки бар ухдаи ман ҷуз расонидани он ба шумо чизе нест. Ва бешак, ҳар он чи Аллоҳ (ч) маро барои расониданаш фиристод, ба шумо расонидам. Шумо дигар узре надоред. Ҳатман Парвардигорам шуморо ҳалок мегардонад ва барои ҷонишинии шумо қавми дигареро ғайри шумо меорад ва ба сабаби такзиб намудан ва напазируфтани динам ба Аллоҳ (ч) камтарин зарар расонида наметавонед. Зеро Аллоҳ (ч) аз бандагонаш бениёз аст. Яқинан Парвардигорам бар ҳама чиз Нозир аст. Ӯ маро аз бадии макре, ки муқобилам месозед, нигоҳ медорад**.”

(58) Ва вақте фармони Мо дар бораи ҳалок кардани онҳо омад, бо раҳмати Хеш Ҳуд ва мӯъминони ҳамроҳашро наҷот дода, онҳоро аз азоби сахте, ки қавми кофирашро фаро гирифт, солим нигоҳ доштем.

(59) Ва ин саргузашти қавми Од аст. Оятҳои Парвардигорашонро инкор намуда, ба он кофир шуданд ва Паёмбарашонро нофармонӣ карданд ва аз фармони ҳар мутакаббири саркаш, ки ҳақро рад намуда, мутеи он намешуд, пайравӣ карданд.

(60) Ва дар зиндагонии ин дунё расвоӣ ва рондашавӣ аз раҳмати илоҳӣ дунболагирашон шуд ва рӯзи қиёмат низ аз раҳмати илоҳӣ дур мешаванд. Сабаби ин ҳама уқубатҳо дар он аст, ки онҳо ба Аллоҳ (ч) кофир шуданд. Огоҳ бошед! Аллоҳ (ч) Оди қавми Ҳудро аз ҳар амали нек дур ва ба ҳар амали бад наздик сохта буд.

(61) Ва ба сӯи Самуд бародарашон Солеҳро фиристодем. Вай ба онҳо гуфт: “**Эй қавми ман, танҳо Аллоҳ (ч)-ро ибодат кунед. Шумо ғайри Ӯ дигар маъбуди сазовори парастиш надоред. Ӯ шуморо аз хоки замин (бо офаридани Падаратон Одам аз он) халқ карда ва шуморо меъморони замин сохтааст. Пас аз Ӯ омурзиш хоста, бо анҷоми ибодат ва тарки маъсият ба сӯи Ӯ баргардед. Ҳамоно Парвардигорам ба касе, ки ибодатро холис анҷом медиҳад, қариб буда, дуои дуокунандаро қабул мекунад**.”

(62) Қавми Солеҳ ба ӯ гуфтанд: “**Эй Солеҳ, пеш аз ин даъватҳоят дар миёни мо соҳиби мақоми баланд будӣ. Ба дурустӣ, мо умед доштем, ки ту шахси оқилу соҳиби насиҳат ва аҳли машварат бошӣ. Эй Солеҳ, оё моро аз парастидани маъбудҳое, ки қабл аз ин падаронамон онҳоро мепарастиданд, манъ мекунӣ?! Ва мо ҳамоно дар бораи Аллоҳ (ч), ки моро ба ибодаташ даъват мекунӣ, шубҳаи сахт дорем. Ин боис мегардад, ки туро ба дурӯғгӯӣ дар ҳаққи Аллоҳ (ч) муттаҳам кунем.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ба камхирадӣ ва девонагӣ тӯҳмат кардани паёмбарони Худо (а) яке аз васоили мушрикон дар дурсозии мардум аз даъват буд;

2.Мушрикон дар боби макру душмании худ нотавонанд. Онҳо дар ҳама ҳолат зери итоат ва қудрату салтанати илоҳӣ ҳастанд;

3.Далелҳои исботкунандаи холиқияти Аллоҳ (ч) тақозокунандаи тавҳиди ибодат ва тарки парастиши ғайри Ӯст.

قَالَ يَٰقَوۡمِ أَرَءَيۡتُمۡ إِن كُنتُ عَلَىٰ بَيِّنَةٖ مِّن رَّبِّي وَءَاتَىٰنِي
مِنۡهُ رَحۡمَةٗ فَمَن يَنصُرُنِي مِنَ ٱللَّهِ إِنۡ عَصَيۡتُهُۥۖ فَمَا تَزِيدُونَنِي
غَيۡرَ تَخۡسِيرٖ ٦٣ وَيَٰقَوۡمِ هَٰذِهِۦ نَاقَةُ ٱللَّهِ لَكُمۡ ءَايَةٗۖ
فَذَرُوهَا تَأۡكُلۡ فِيٓ أَرۡضِ ٱللَّهِۖ وَلَا تَمَسُّوهَا بِسُوٓءٖ فَيَأۡخُذَكُمۡ
عَذَابٞ قَرِيبٞ ٦٤ فَعَقَرُوهَا فَقَالَ تَمَتَّعُواْ فِي دَارِكُمۡ
ثَلَٰثَةَ أَيَّامٖۖ ذَٰلِكَ وَعۡدٌ غَيۡرُ مَكۡذُوبٖ ٦٥ فَلَمَّا جَآءَ أَمۡرُنَا
نَجَّيۡنَا صَٰلِحٗا وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ مَعَهُۥ بِرَحۡمَةٖ مِّنَّا وَمِنۡ
خِزۡيِ يَوۡمِئِذٍۚ إِنَّ رَبَّكَ هُوَ ٱلۡقَوِيُّ ٱلۡعَزِيزُ ٦٦ وَأَخَذَ ٱلَّذِينَ
ظَلَمُواْ ٱلصَّيۡحَةُ فَأَصۡبَحُواْ فِي دِيَٰرِهِمۡ جَٰثِمِينَ ٦٧
كَأَن لَّمۡ يَغۡنَوۡاْ فِيهَآۗ أَلَآ إِنَّ ثَمُودَاْ كَفَرُواْ رَبَّهُمۡۗ أَلَا
بُعۡدٗا لِّثَمُودَ ٦٨ وَلَقَدۡ جَآءَتۡ رُسُلُنَآ إِبۡرَٰهِيمَ بِٱلۡبُشۡرَىٰ قَالُواْ
سَلَٰمٗاۖ قَالَ سَلَٰمٞۖ فَمَا لَبِثَ أَن جَآءَ بِعِجۡلٍ حَنِيذٖ ٦٩ فَلَمَّا رَءَآ
أَيۡدِيَهُمۡ لَا تَصِلُ إِلَيۡهِ نَكِرَهُمۡ وَأَوۡجَسَ مِنۡهُمۡ خِيفَةٗۚ
قَالُواْ لَا تَخَفۡ إِنَّآ أُرۡسِلۡنَآ إِلَىٰ قَوۡمِ لُوطٖ ٧٠ وَٱمۡرَأَتُهُۥ قَآئِمَةٞ
فَضَحِكَتۡ فَبَشَّرۡنَٰهَا بِإِسۡحَٰقَ وَمِن وَرَآءِ إِسۡحَٰقَ يَعۡقُوبَ ٧١



63 Солеҳ дар посухи қавмаш гуфт: **“Эй қавми ман, бароям хабар диҳед! Агар ман аз сӯи Парвардигорам далели возеҳ дошта бошам ва ба ман аз сӯи Худ нубувватро дода бошад, пас агар бо тарки таблиғи дастуроташ Ӯро нофармонӣ кунам, чӣ касе маро аз уқубати Ӯ ҳимоят мекунад?! Пас, шумо бароям чизеро ғайр аз гумроҳ сохтан ва дур шудан аз розигии Ӯ афзун намесозед?!**
64 **Ва эй қавми ман, ин модашутури Аллоҳ (ч) буда, бароятон аломати исботкунандаи садоқати ман аст. Пас, онро ба ҳоли худ гузоред, то дар замини Аллоҳ (ч) бичарад ва бо ягон навъи озор ба он дастдарозӣ накунед, ки дар он сурат ба шумо азоби наздик ва таъҷилӣ мерасад.**”
65 Пас онҳо Солеҳро ба дурӯғгӯӣ нисбат дода, модашутурро забҳ карданд. Солеҳ баъди ин ҷиноят ба онҳо гуфт: “**Аз оғози вақти забҳи он дар сарзамини худ ба муддати се рӯз аз зиндагӣ баҳра баред. Сипас, бароятон азоби Аллоҳ (ч) меояд. Омадани уқубат баъди гузаштани ин муддат ваъдаи бегуфтугӯ воқеъшаванда буда, дурӯғ нест, балки он ваъдаи ҳақ ва рост аст**.”
66 Пас чун фармони Мо оиди ҳалок сохтани онҳо содир шуд, бо раҳмати Хеш Солеҳ ва дигар мӯъминони ҳамроҳашро наҷот додем ва онҳоро аз зиллат ва расвоии он рӯз солим нигоҳ доштем. Эй Паёмбар, ба дурустӣ, Парвардигори ту Зоти Нерӯманди Ғолибест, ки касе Ӯро мағлуб намесозад. Аз ин рӯ, умматҳои такзибкунандаро ҳалок сохт.
67 Ва қавми Самудро садои сахти ҳалоксозанда фаро гирифт, пас онҳо аз сахтии он садо мурданд ва бо чеҳраашон ба замин афтоданд, дар ҳоле ки рӯяшон ба хок часпида буд.
68 Онҳо он чунон гирифтори уқубати шадид шуданд, ки гӯё дар сарзамини худ дар неъмат ва зиндагонии фароҳ ба сар набурдаанд. Огоҳ бошед! Ба дурустӣ, қавми Самуд ба Аллоҳи Парвардигори хеш кофир шуданд. Огоҳ бошед! Онҳо ҳамеша аз раҳмати Ҳақ дур ҳастанд.
69 Ва ба дурустӣ ки фариштагон ба сурати мард назди Иброҳим (а) омаданд, дар ҳоле ки Ӯ ва ҳамсарашро ба таваллуди Исҳоқ ва баъд аз вай Яъқуб башорат доданд. Фариштагон ба Иброҳим (а) “**Салом**” гуфтанд. Иброҳим (а) низ дар ҷавоби онҳо “**Салом**” гуфт ва шитобон аз наздашон рафт ва дере нагузашта буд, ки барояшон гӯшти гӯсолаи бирён овард, то аз он бихӯранд. Зеро ӯ гумон дошт, ки онҳо инсонанд.
70 Пас чун Иброҳим дид, ки дастонашон ба гӯшти гӯсолаи бирён намерасад ва аз он намехӯранд, ин амалашонро написандид ва тарси худро аз онҳо дар қалбаш пинҳон кард. Баъд аз ин вақте фариштагон ҳолати тарси Иброҳимро мушоҳида карданд, гуфтанд: “**Аз мо натарс. Аллоҳ (ч) моро барои уқубат кардани қавми Лут фиристодааст.**”
71 Ва Сораи ҳамсари Иброҳим онҷо рост истода буд. Пас, Мо ӯро бо он чи хушҳолаш месохт, башорат додем. Хабари фараҳбахш он буд, ки Сора писараш Исҳоқро ба дунё меорад ва Исҳоқ соҳиби писаре бо номи Яъқуб мешавад. Пас Сора хандид ва аз хабари шунидааш изҳори хушҳолӣ намуд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима нишондиҳандаи якравӣ ва кибри мушрикон аст, ки онҳо ба мӯъҷизаи овардаи Солеҳ (а) имон наоварданд, ҳол он ки он яке аз бузургтарин мӯъҷизаҳо ба ҳисоб меравад;

2.Ба мӯъмин расонидани хабари хушҳолсозанда мустаҳаб аст;

3.Ҳар ки назди шахси дигар медарояд, салом медиҳад ва ҷавоби он барои шунаванда фарз мебошад;

4.Гиромидошти меҳмон воҷиб аст.



قَالَتْ يَـٰوَيْلَتَىٰٓ ءَأَلِدُ وَأَنَا۠ عَجُوزٌ وَهَـٰذَا بَعْلِى شَيْخًا ۖ إِنَّ هَـٰذَا
لَشَىْءٌ عَجِيبٌ ٧٢ قَالُوٓا۟ أَتَعْجَبِينَ مِنْ أَمْرِ ٱللَّهِ ۖ رَحْمَتُ ٱللَّهِ
وَبَرَكَـٰتُهُۥ عَلَيْكُمْ أَهْلَ ٱلْبَيْتِ ۚ إِنَّهُۥ حَمِيدٌ مَّجِيدٌ ٧٣ فَلَمَّا ذَهَبَ
عَنْ إِبْرَٰهِيمَ ٱلرَّوْعُ وَجَآءَتْهُ ٱلْبُشْرَىٰ يُجَـٰدِلُنَا فِى قَوْمِ لُوطٍ ٧٤
إِنَّ إِبْرَٰهِيمَ لَحَلِيمٌ أَوَّٰهٌ مُّنِيبٌ ٧٥ يَـٰٓإِبْرَٰهِيمُ أَعْرِضْ عَنْ هَـٰذَآ ۖ إِنَّهُۥ
قَدْ جَآءَ أَمْرُ رَبِّكَ ۖ وَإِنَّهُمْ ءَاتِيهِمْ عَذَابٌ غَيْرُ مَرْدُودٍ ٧٦ وَلَمَّا
جَآءَتْ رُسُلُنَا لُوطًا سِىٓءَ بِهِمْ وَضَاقَ بِهِمْ ذَرْعًا وَقَالَ هَـٰذَا
يَوْمٌ عَصِيبٌ ٧٧ وَجَآءَهُۥ قَوْمُهُۥ يُهْرَعُونَ إِلَيْهِ وَمِن قَبْلُ كَانُوا۟
يَعْمَلُونَ ٱلسَّيِّـَٔاتِ ۚ قَالَ يَـٰقَوْمِ هَـٰٓؤُلَآءِ بَنَاتِى هُنَّ أَطْهَرُ لَكُمْ ۖ
فَٱتَّقُوا۟ ٱللَّهَ وَلَا تُخْزُونِ فِى ضَيْفِىٓ ۖ أَلَيْسَ مِنكُمْ رَجُلٌ رَّشِيدٌ ٧٨
قَالُوا۟ لَقَدْ عَلِمْتَ مَا لَنَا فِى بَنَاتِكَ مِنْ حَقٍّ وَإِنَّكَ لَتَعْلَمُ مَا نُرِيدُ
٧٩ قَالَ لَوْ أَنَّ لِى بِكُمْ قُوَّةً أَوْ ءَاوِىٓ إِلَىٰ رُكْنٍ شَدِيدٍ ٨٠ قَالُوا۟
يَـٰلُوطُ إِنَّا رُسُلُ رَبِّكَ لَن يَصِلُوٓا۟ إِلَيْكَ ۖ فَأَسْرِ بِأَهْلِكَ بِقِطْعٍ
مِّنَ ٱلَّيْلِ وَلَا يَلْتَفِتْ مِنكُمْ أَحَدٌ إِلَّا ٱمْرَأَتَكَ ۖ إِنَّهُۥ مُصِيبُهَا
مَآ أَصَابَهُمْ ۚ إِنَّ مَوْعِدَهُمُ ٱلصُّبْحُ ۚ أَلَيْسَ ٱلصُّبْحُ بِقَرِيبٍ ٨١


72 Вақте фариштагон Сораи ҳамсари Иброҳимро бо он хабари фараҳбахш мужда доданд, вай бо тааҷҷуб гуфт: "**Аҷабо! Читавр ман фарзанд мезоям, дар ҳоле ки пиразан гардида, аз зодани фарзанд навмедам ва ин шавҳарам низ ба синни пиронсолӣ расидааст?! Дар чунин ҳолат ба дунё овардани фарзанд кори ҳайратовар аст. Одатан дар чунин ҳолат ва синну сол ин кор сурат намегирад.**"

73 Фариштагон ба Сора баъди тааҷҷуб намуданаш гуфтанд: "**Оё аз қазову қадари Аллоҳ (ч) тааҷҷуб дорӣ?! Барои шахси монанди ту пӯшида нест, ки Аллоҳ (ч) ба ин гуна корҳо қудрат дорад. Эй хонадони Иброҳим, раҳмату баракоти Аллоҳ (ч) бар шумо бод. Бешак, Аллоҳ (ч) дар сифот ва афъолаш Зоти Сутудаи Азим аст.**"

74 Пас вақте ки ҳароси ба сабаби таом нахӯрдани меҳмонон Иброҳимро фаро гирифта баъди маълумшавии фаришта буданашон аз байн рафт ва барояш хабари хушҳолкунанда расид, ки дар рӯзҳои наздик соҳиби фарзанд мешавад, бо фариштагони фиристодаи Мо дар бораи қавми Лут ба мунозара оғоз кард, то онҳо азобро аз қавми Лут ба таъхир андозанд ва Лутро бо хонадонаш наҷот диҳанд.

75 Ба дурустӣ, Иброҳим бандаи бурдбори ба сӯи Парвардигораш зиёд зорию таваллo ва дуову тавбакунанда буд. Ӯ ба таъхир гузоштани азобро дӯст медошт.

76 Фариштагон гуфтанд: "**Эй Иброҳим, аз ин мунозара оиди қавми Лут боз ист. Ҳамоно фармони Парвардигорат вобаста ба вуқӯи азоби барояшон муқаддаргашта омадааст ва бешак, барои қавми Лут уқубати бузурге меояд, ки мунозара ва дуо пеши роҳи онро намегирад**."

77 Ва чун фариштагон назди Лут ба сурати мард омаданд, ин гуна омадан ба ӯ писанд наомад ва ба сабаби хавфе, ки аз қавми бачабозаш нисбат ба он фариштагон дошт, қалбаш ба танг омад ва гуфт: "**Имрӯз-рӯзи бисёр сахт аст**." Зеро гумон кард, ки қавмаш ӯро дар робита ба меҳмонон мағлуб ва шармсор мекунанд.

78 Ва қавми Лут бо мақсади анҷоми амали зишти бачабозӣ бо меҳмонони вай шитобон наздаш омаданд. Ва одати онҳо пеш аз ин он буд, ки занонро раҳо сохта, бачабозӣ мекарданд. Лут ба хотири ҳимоят аз меҳмонон ва баёни узраш назди онҳо ба қавмаш гуфт: "**Ин гурӯҳи хонумони ин деҳа духтарони ман маҳсуб мешаванд. Пас, бо онҳо издивоҷ кунед. Зеро онҳо барои шумо аз анҷоми амали бачабозӣ поктаранд. Пас, аз Аллоҳ (ч) битарсед ва дар ҳаққи меҳмононам барои ман нангу расвоиро наоред. Эй мардум, оё аз миёни шумо як марди соҳиби ақли солим, ки аз ин фаҳшо манъ кунад, нест?**"

79 Қавми Лут ба вай гуфтанд: "**Эй Лут, ҳамоно ту медонӣ, ки мо ба духтарони ту ва занони қавмат ниёз ва майл надорем ва чӣ хостанамонро низ медонӣ. Мо ба ҷуз мардон ҳеҷ каси дигареро намехоҳем**."

80 Лут гуфт: "**Эй кош, нерӯ медоштам ё соҳиби такягоҳе аз сӯи хешовандонам мебудам, то шуморо аз ин амал манъ мекардам ва пеши роҳи дастдарозиатон ба меҳмонони худро мегирифтам**."

81 Фариштагон гуфтанд: "**Эй Лут, ҳамоно мо фиристодагони Парвардигорат ҳастем. Ҳаргиз қавмат ба ту зарар намерасонанд. Пас шаб дар соати торикӣ ҳамроҳи хонадонат аз ин деҳа берун шав ва касе аз шумо ба ақибаш нигоҳ накунад, магар ҳамсарат, ки ба ин дастур мухолифат карда, ба тарафи ақиб нигоҳ мекунад. Зеро бегуфтугӯ, он уқубате, ки ба қавмат расад, ба ҳамсарат низ мерасад. Ба дурустӣ, замони ваъдаи ҳалокати онҳо субҳ аст. Субҳ хеле наздик аст.**"

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима фазилату ҷойгоҳи Иброҳими Халил (а) ва аҳли оилаи ӯро баён мекунад;

2.Пеш аз бурдани қазия назди ҳоким мунозара кардан бо касе, ки умеди имон оварданаш мавҷуд аст, ҷоиз аст;

3.Дар оятҳои ёдшуда зиштии амали қавми Лут зикр шудааст.

فَلَمَّا جَآءَ أَمۡرُنَا جَعَلۡنَا عَٰلِيَهَا سَافِلَهَا وَأَمۡطَرۡنَا عَلَيۡهَا
حِجَارَةٗ مِّن سِجِّيلٖ مَّنضُودٖ ٨٢ مُّسَوَّمَةً عِندَ رَبِّكَۖ
الحزب ٢٤ وَمَا هِيَ مِنَ ٱلظَّٰلِمِينَ بِبَعِيدٖ ٨٣ ۞ وَإِلَىٰ مَدۡيَنَ أَخَاهُمۡ
شُعَيۡبٗاۚ قَالَ يَٰقَوۡمِ ٱعۡبُدُواْ ٱللَّهَ مَا لَكُم مِّنۡ إِلَٰهٍ غَيۡرُهُۥۖ
وَلَا تَنقُصُواْ ٱلۡمِكۡيَالَ وَٱلۡمِيزَانَۖ إِنِّيٓ أَرَىٰكُم بِخَيۡرٖ
وَإِنِّيٓ أَخَافُ عَلَيۡكُمۡ عَذَابَ يَوۡمٖ مُّحِيطٖ ٨٤ وَيَٰقَوۡمِ
أَوۡفُواْ ٱلۡمِكۡيَالَ وَٱلۡمِيزَانَ بِٱلۡقِسۡطِۖ وَلَا تَبۡخَسُواْ ٱلنَّاسَ
أَشۡيَآءَهُمۡ وَلَا تَعۡثَوۡاْ فِي ٱلۡأَرۡضِ مُفۡسِدِينَ ٨٥ بَقِيَّتُ
ٱللَّهِ خَيۡرٞ لَّكُمۡ إِن كُنتُم مُّؤۡمِنِينَۚ وَمَآ أَنَا۠ عَلَيۡكُم
بِحَفِيظٖ ٨٦ قَالُواْ يَٰشُعَيۡبُ أَصَلَوٰتُكَ تَأۡمُرُكَ أَن نَّتۡرُكَ
مَا يَعۡبُدُ ءَابَآؤُنَآ أَوۡ أَن نَّفۡعَلَ فِيٓ أَمۡوَٰلِنَا مَا نَشَٰٓؤُاْۖ إِنَّكَ
لَأَنتَ ٱلۡحَلِيمُ ٱلرَّشِيدُ ٨٧ قَالَ يَٰقَوۡمِ أَرَءَيۡتُمۡ إِن كُنتُ
عَلَىٰ بَيِّنَةٖ مِّن رَّبِّي وَرَزَقَنِي مِنۡهُ رِزۡقًا حَسَنٗاۚ وَمَآ أُرِيدُ أَنۡ
أُخَالِفَكُمۡ إِلَىٰ مَآ أَنۡهَىٰكُمۡ عَنۡهُۚ إِنۡ أُرِيدُ إِلَّا ٱلۡإِصۡلَٰحَ
مَا ٱسۡتَطَعۡتُۚ وَمَا تَوۡفِيقِيٓ إِلَّا بِٱللَّهِۚ عَلَيۡهِ تَوَكَّلۡتُ وَإِلَيۡهِ أُنِيبُ ٨٨



82 Пас вақте амри Мо дар бораи ҳалок сохтани қавми Лут омад, он деҳаҳоро ҳамроҳи сокинонаш зеру забар сохта ва бар онҳо сангҳои аз навъи гили сахти паёпай боридем.

83 Сангҳо назди Парвардигорат бо аломати хос нишон гузошта шуда буд. Ва рехтани ин гуна сангҳо бар золимони Қурайш ва ғайри онҳо дур нест, балки он наздик аст. Ҳар гоҳ Аллоҳ (ч) бар ин золимон фуруд овардани онро муқаддар гардонад, фуруд меояд.

84 Ва ба сӯи Мадян бародарашон Шуайбро фиристодем. Вай ба онҳо гуфт: **“Эй қавми ман, танҳо Аллоҳ (ч)-ро ибодат кунед. Шумо ғайри Ӯ дигар маъбуди сазовори парастиш надоред. Ва вақте дар доду ситад барои мардум бо паймона ё вазн бармекашед, аз он кам накунед. Ҳамоно ман шуморо дар рӯзии фарох ва неъмати фаровон мебинам. Барои ҳамин ба сабаби анҷом додани гуноҳ неъмати илоҳиро тағйир надиҳед. Ва ба дурустӣ, ман барои шумо аз гирифтор шудан ба азоби рӯзи иҳотакунанда, ки ҳамаатонро фаро мегирад, метарсам. Шумо аз он азоб гурехта наметавонед ва паноҳгоҳ низ намеёбед.**

85 **Ва эй қавми ман, вақте барои дигарон чизеро бо паймона ё тарозӯ бармекашед, онро одилона комил кунед ва бо кам кунонидани паймонаву тарозӯ ё фиребкорӣ чизеро аз ҳуқуқи мардум кам насозед ва дар замин бо қатлу дигар навъҳои ҷиноят фасодкорӣ накунед.**

86 **Манфиат ва баракати миқдори боқимондаи ҳалоле, ки Аллоҳ (ч) онро баъди одилона ба таври комил адо кардани ҳуқуқи мардум мегузорад, бароятон аз моли зиёдатии бо роҳи фиреб дар паймонаву тарозӯ ва фасодкорӣ ҳосилшаванда бештар ва беҳтар мебошад. Агар дар воқеъ мӯъмин ҳастед, пас ба ҳамин миқдори боқигузоштаи Аллоҳ (ч) розӣ шавед. Ва ман нозиру нигаҳбони шумо нестам, ки корҳоятонро шуморида, бар асоси он бозпурсиатон кунам. Ба дурустӣ, нозир ва нигаҳбони корҳо Он Зотест, ки ошкору ниҳонро медонад**.”

87 Қавми Шуайб ба вай гуфтанд: **“Эй Шуайб, оё намозат туро фармон медиҳад, ки мо парастиши он чиро падаронамон ибодат мекарданд, тарк кунем ё аз он ки дар молҳоямон тибқи хости худ амал мекунем ва ба роҳҳои бароямон маъқул онро рушд медиҳем боз истем?! Ба дурустӣ ки ту марди бурдбори соҳибхирад ҳастӣ. Туро пеш аз ин роҳат ҳамчун марди оқилу ҳаким мешинохтем. Ба ту чӣ шудааст?”**

88 Шуайб ба қавмаш гуфт: **“Эй қавми ман, агар ман аз ҷониби Парвардигорам ҳуҷҷати равшан ва маърифат дошта бошам ва аз назди хеш бароям ризқи ҳалолро, ки нубувват ҷузъи он аст, рӯзӣ карда бошад, вақте ҳақиқат ин аст, пас, ба ман аз ҳоли худ хабар диҳед. Ва намехоҳам шуморо аз чизе манъ карда, худ бо анҷоми он бо шумо мухолифат кунам. Мақсади ман аз даъвати шумо ба сӯи яктопарастӣ ва ибодати Аллоҳ (ч) танҳо аз он иборат аст, ки ба қадри тавон ислоҳатон намоям ва тавфиқи ман барои ҳосил намудани ин ҳадаф фақат дар ихтиёри Аллоҳ (ч) аст. Дар тамоми корҳоям танҳо ба Ӯ таваккул дорам ва ба сӯяш бармегардам.**

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Яке аз қонунҳои илоҳӣ он аст, ки золимонро бо шадидтарин ва зишттарин навъҳои уқубат ҳалок мегардонад;

2.Кам кардани паймонаву тарозӯ ва ҳаққи мардум ҳаром аст;

3.Розӣ шудан бо ризқи ҳалол агарчи кам бошад, воҷиб аст;

4.Оятҳои карима фазилати амри маъруф ва наҳйи мункарро ифода намуда, инчунин фарз будани амал ба фармон ва парҳез аз маъсиятро нишон медиҳад.

وَيَٰقَوۡمِ لَا يَجۡرِمَنَّكُمۡ شِقَاقِيٓ أَن يُصِيبَكُم مِّثۡلُ مَآ أَصَابَ
قَوۡمَ نُوحٍ أَوۡ قَوۡمَ هُودٍ أَوۡ قَوۡمَ صَٰلِحٖۚ وَمَا قَوۡمُ لُوطٖ مِّنكُم
بِبَعِيدٖ ٨٩ وَٱسۡتَغۡفِرُواْ رَبَّكُمۡ ثُمَّ تُوبُوٓاْ إِلَيۡهِۚ إِنَّ رَبِّي
رَحِيمٞ وَدُودٞ ٩٠ قَالُواْ يَٰشُعَيۡبُ مَا نَفۡقَهُ كَثِيرٗا مِّمَّا تَقُولُ
وَإِنَّا لَنَرَىٰكَ فِينَا ضَعِيفٗاۖ وَلَوۡلَا رَهۡطُكَ لَرَجَمۡنَٰكَۖ وَمَآ أَنتَ
عَلَيۡنَا بِعَزِيزٖ ٩١ قَالَ يَٰقَوۡمِ أَرَهۡطِيٓ أَعَزُّ عَلَيۡكُم مِّنَ ٱللَّهِ
وَٱتَّخَذۡتُمُوهُ وَرَآءَكُمۡ ظِهۡرِيًّاۖ إِنَّ رَبِّي بِمَا تَعۡمَلُونَ
مُحِيطٞ ٩٢ وَيَٰقَوۡمِ ٱعۡمَلُواْ عَلَىٰ مَكَانَتِكُمۡ إِنِّي عَٰمِلٞۖ
سَوۡفَ تَعۡلَمُونَ مَن يَأۡتِيهِ عَذَابٞ يُخۡزِيهِ وَمَنۡ هُوَ كَٰذِبٞۖ
وَٱرۡتَقِبُوٓاْ إِنِّي مَعَكُمۡ رَقِيبٞ ٩٣ وَلَمَّا جَآءَ أَمۡرُنَا نَجَّيۡنَا
شُعَيۡبٗا وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ مَعَهُۥ بِرَحۡمَةٖ مِّنَّا وَأَخَذَتِ
ٱلَّذِينَ ظَلَمُواْ ٱلصَّيۡحَةُ فَأَصۡبَحُواْ فِي دِيَٰرِهِمۡ جَٰثِمِينَ ٩٤
كَأَن لَّمۡ يَغۡنَوۡاْ فِيهَآۗ أَلَا بُعۡدٗا لِّمَدۡيَنَ كَمَا بَعِدَتۡ ثَمُودُ ٩٥
وَلَقَدۡ أَرۡسَلۡنَا مُوسَىٰ بِـَٔايَٰتِنَا وَسُلۡطَٰنٖ مُّبِينٍ ٩٦ إِلَىٰ فِرۡعَوۡنَ
وَمَلَإِيْهِۦ فَٱتَّبَعُوٓاْ أَمۡرَ فِرۡعَوۡنَۖ وَمَآ أَمۡرُ فِرۡعَوۡنَ بِرَشِيدٖ ٩٧



(89) **Эй қавми ман, набояд душманиатон бо ман шуморо боиси таксзиби динам гардад, зеро хавф дорам, ки монанди уқубати ба қавми Нӯҳ ё қавми Ҳуд ё қавми Солеҳ расида ба шумо низ мерасад ва қавми Лут ба эътибори замон ва макон аз шумо дур нестанд ва медонед, ки оқибаташон бо чӣ анҷом ёфт. Пас аз гузаштаи онҳо ибрат гиред.**

(90) **Ва аз Парвардигоратон талаби мағфират намоед, сипас, аз гуноҳонатон ба сӯяш баргашта, сидқан тавба кунед. Ба дурустӣ, Парвардигорам нисбат ба тавбакорон Меҳрубони Дӯстдор аст.**"

(91) Ва қавми Шуайб ба вай гуфтанд: "**Эй Шуайб, мо бештари он чиро овардаӣ, намефаҳмем ва ҳамоно мо туро дар байнамон нотавони залил мебинем. Ва агар қабилаат дар дини мо намебуд, бегумон туро сангсор карда, мекуштем ва ту барои мо азиз нестӣ, ки аз қатлат ҳарос намоем. Сабаби туро накуштанамон он аст, ки ба қабилаат эҳтиром дорем**."

(92) Шуайб ба қавмаш гуфт: "**Эй қавми ман, оё қабилаам назди шумо аз Аллоҳи Парвардигоратон эҳтироми бештар доранд?! Ва вақте ба Паёмбари Аллоҳ (ч) имон наовардед, ин коратон маънои онро дорад, ки Ӯро пушти саратон андохта, фаромӯш кардаед. Ҳамоно Парвардигорам тамоми он чиро мекунед, иҳотакунандааст. Ягон кори шумо аз Ӯ махфӣ намебошад. Ба сабаби корҳоятон дар дунё ва охират ҷазоятон медиҳад.**

(93) **Ва эй қавми ман, ҳар кори дар тавонатон бударо ба ҳамон равише, ки онро барои худ писандидаед, иҷро кунед, ба дурустӣ, ман низ он чиро метавонам, тибқи усули барои хеш писандидаам ба ҷо меорам. Ҳатман хоҳед донист, ки азоби хоркунандаи илоҳӣ ба кадоми мо меояд ва хоҳед донист, ки аз байни ману шумо кӣ дар даъвояш дурӯғгӯй аст. Пас, мунтазири ҳукми Аллоҳ (ч) бошед. Бешак, ман низ бо шумо интизор мешавам**."

(94) Ва чун фармони Мо барои ҳалок кардани қавми Шуайб омад, бо раҳмати Хеш Шуайбро бо мӯъминони ҳамроҳаш наҷот додем ва қавми золимашро садои сахти ҳалоксозанда фаро гирифт. Пас ҳамагӣ дар замин бар чеҳра афтода, дар ҳоле ки рӯяшон ба хок часпид, ҳалок шуданд.

(95) Он чунон мавриди уқубат қарор гирифтанд, ки гӯё пеш аз ин дар рӯи замин набуданд. Огоҳ бошед! Чунончи қавми Самуд бо фуруд омадани хашми илоҳӣ аз раҳматаш ронда гаштанд, ҳамин гуна аҳли Мадян бо омадани азобаш аз раҳматаш ронда шуданд.

(96) Ва яқинан Мӯсоро бо оятҳои Худ, ки бар ягонагии Офаридгор далолат мекард ва бо мӯъҷизаҳои равшани нишондиҳандаи дурустии нубувваташ фиристодем.

(97) Ӯро ба назди Фиръавн ва раҳбарони қавмаш фиристодем. Ин ҷамоаи ашроф аз фармони Фиръавн пайравӣ карда, кофир шуданд. Ва фармони Фиръавн дурусти раҳнамои ҳақ ва лоиқи пайравӣ набуд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима шахсони нодонеро, ки паёми паёмбарони Худо (а)-ро намефаҳманд, мазаммат кардааст;

2.Дар ин оятҳо касоне, ки саргарми фармонҳои мардум шуда, аз дастуроти илоҳӣ сарпечӣ мекунанд, мавриди мазаммат қарор гирифта, ба бехирадӣ тавсиф шудаанд;

3.Қабила ва хешовандон дар ёрӣ расонидан ба даъват ва шахсони даъватгар нақши калон мебозанд;

4.Мушрикон аз раҳмати Парвардигор ронда шудаанд.

يَقۡدُمُ قَوۡمَهُۥ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ فَأَوۡرَدَهُمُ ٱلنَّارَۖ وَبِئۡسَ ٱلۡوِرۡدُ
ٱلۡمَوۡرُودُ ٩٨ وَأُتۡبِعُواْ فِي هَٰذِهِۦ لَعۡنَةٗ وَيَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِۚ بِئۡسَ
ٱلرِّفۡدُ ٱلۡمَرۡفُودُ ٩٩ ذَٰلِكَ مِنۡ أَنۢبَآءِ ٱلۡقُرَىٰ نَقُصُّهُۥ عَلَيۡكَۖ
مِنۡهَا قَآئِمٞ وَحَصِيدٞ ١٠٠ وَمَا ظَلَمۡنَٰهُمۡ وَلَٰكِن ظَلَمُوٓاْ
أَنفُسَهُمۡۖ فَمَآ أَغۡنَتۡ عَنۡهُمۡ ءَالِهَتُهُمُ ٱلَّتِي يَدۡعُونَ مِن دُونِ
ٱللَّهِ مِن شَيۡءٖ لَّمَّا جَآءَ أَمۡرُ رَبِّكَۖ وَمَا زَادُوهُمۡ غَيۡرَ تَتۡبِيبٖ ١٠١
وَكَذَٰلِكَ أَخۡذُ رَبِّكَ إِذَآ أَخَذَ ٱلۡقُرَىٰ وَهِيَ ظَٰلِمَةٌۚ إِنَّ أَخۡذَهُۥٓ
أَلِيمٞ شَدِيدٌ ١٠٢ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَةٗ لِّمَنۡ خَافَ عَذَابَ ٱلۡأٓخِرَةِۚ
ذَٰلِكَ يَوۡمٞ مَّجۡمُوعٞ لَّهُ ٱلنَّاسُ وَذَٰلِكَ يَوۡمٞ مَّشۡهُودٞ ١٠٣
وَمَا نُؤَخِّرُهُۥٓ إِلَّا لِأَجَلٖ مَّعۡدُودٖ ١٠٤ يَوۡمَ يَأۡتِ لَا تَكَلَّمُ نَفۡسٌ
إِلَّا بِإِذۡنِهِۦۚ فَمِنۡهُمۡ شَقِيّٞ وَسَعِيدٞ ١٠٥ فَأَمَّا ٱلَّذِينَ شَقُواْ فَفِي
ٱلنَّارِ لَهُمۡ فِيهَا زَفِيرٞ وَشَهِيقٌ ١٠٦ خَٰلِدِينَ فِيهَا مَا دَامَتِ ٱلسَّمَٰوَٰتُ
وَٱلۡأَرۡضُ إِلَّا مَا شَآءَ رَبُّكَۚ إِنَّ رَبَّكَ فَعَّالٞ لِّمَا يُرِيدُ ١٠٧
۞ وَأَمَّا ٱلَّذِينَ سُعِدُواْ فَفِي ٱلۡجَنَّةِ خَٰلِدِينَ فِيهَا مَا دَامَتِ الحزب ٢٤
ٱلسَّمَٰوَٰتُ وَٱلۡأَرۡضُ إِلَّا مَا شَآءَ رَبُّكَۖ عَطَآءً غَيۡرَ مَجۡذُوذٖ ١٠٨



(98) Рӯзи қиёмат Фиръавн пешопеши қавмаш мешавад, пас худ ва онҳоро ба дӯзах медарорад ва дӯзахи ҷои воридшавиашон, ки онҳоро ворид месозад, ниҳоят макони бад аст.
(99) Ва Аллоҳ (ч) дар ин дунё илова бар уқубати ғарқшавиашон дар баҳр онҳоро аз раҳматаш дур сохт ва дар рӯзи қиёмат низ аз раҳматаш дурашон месозад. Он чи барояшон аз лаънату азоб дар дунё ва охират ҳосил мешавад, бағоят бад аст.
(100) Эй Паёмбар, Мо ахбори дар ин сура зикршударо ба ту хабар медиҳем. Аз байни ин деҳаҳо нишонаҳои баъзеаш боқӣ ва нишонаҳои баъзеи дигараш маҳвшуда ва ба монанди зироати даравшуда аз он ҳеҷ асаре намондааст.
(101) Ва Мо дар ҳаққи онҳо бо ҳалок сохтанашон ситам накардаем, валекин онҳо бо кофир шудан ба Аллоҳ (ч) худро ба ҳалокат андохта, бар ҷонашон зулм карданд. Пас эй Паёмбар, чун амри Парвардигори ту оиди ҳалокаташон омад, маъбудҳояшон, ки онҳоро ба ғайри Аллоҳ (ч) мепарастиданд, уқубаташонро аз онҳо дур накарданд ва ҷуз зиён ва ҳалокат чизеро барояшон наафзуданд.
(102) Ва ҳалоксозии Парвардигор, ки дар ҳама давру замон аҳли такзибгари деҳаҳоро нобуд кардааст, ҳамин гунааст. Бегумон азоби Ӯ барои аҳли ситамгари деҳаҳо уқубати дардовари бағоят сахт аст.
(103) Ба дурустӣ, дар сахт уқубат додани Аллоҳ (ч) аҳли ситамгари он деҳаҳоро барои касе, ки аз азоби рӯзи қиёмат ҳарос дорад, панд аст. Он рӯз рӯзе аст, ки Аллоҳ (ч) тамоми мардумро барои бозпурсӣ ҷамъ меорад ва он рӯз рӯзе аст, ки мардум дар он ҳозир карда мешаванд.
(104) Ва Мо он рӯзро танҳо то як муддати андаки ба Худ маълум ба таъхир меандозем.
(105) Вақте он рӯз меояд, ҳеҷ кас дар бораи овардани ҳуҷҷат ё бе рухсати Аллоҳ (ч) шафоат кардан сухан намекунад. Пас мардум он рӯз ду гурӯҳанд. Гурӯҳи бадбахти дӯзахӣ ва гурӯҳи некбахти аҳли биҳишт.
(106) Пас аммо касоне, ки ба сабаби куфр ва фасоди амалҳояшон бадбахт шуданд, дохили дӯзах гардида, аз шиддати ранҷи оташи дӯзах садо ва нолаҳояшон дар онҷо баланд мешавад.
(107) Дар дӯзах абадӣ мемонанд. Аз дӯзах то замони боқои осмонҳо ва замин намебароянд, магар он исёнкорони яктопарасте, ки Аллоҳ (ч) баромаданашонро бихоҳад. Эй Паёмбар, бегумон Парвардигорат ҳар кореро хоҳад, анҷом медиҳад. Касе Ӯро маҷбур сохта наметавонад.[1]
(108) Ва аммо касоне, ки ба сабаби имон ва иҷрои амалҳои шоиста некбахт шуда ва барояшон дар тақдир аз сӯи Аллоҳ (ч) саодат гузаштааст, пас дар ҷаннат абадӣ мемонанд. Аз он то вақти боқои осмонҳо ва замин намебароянд, магар он мӯъминони гунаҳоре, ки Парвардигори ту пеш аз ворид шудан ба ҷаннат ба дӯзах даромаданашонро хоҳад. Ба дурустӣ ки неъмати Аллоҳ (ч) бар аҳли биҳишт қатъношаванда аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҳушдор додан аз пайравии пешвоёни бадкор ва баёни оқибати бади ин амал дар дунёву охират;

2.Аллоҳ (ч) дар мавриди ҳалок кардани кофирону гунаҳкорон аз ситам намудан дар ҳаққи онҳо пок аст;

3.Маъбудҳои мушрикон рӯзи қиёмат ба обидонашон суд оварда ва зиёнро дур карда наметавонанд;

4.Мардум рӯзи қиёмат ба ду гурӯҳ ҷудо мешаванд. Гурӯҳи якум некбахт буда, абадӣ дохили биҳишт мегарданд ва тоифаи дуюм бадбахтоне ҳастанд, ки абадӣ дар дӯзах мемонанд.

1. Мақсад аз қайди "**то замони бақои осмонҳо ва замин**" ифодаи абадият аст. Ин навъи таъбир дар забони арабӣ маъруф мебошад. Масалан мегӯянд: "**То вақте ки дар осмон ситора ҳаст, ман ин корро намекунам.**" Мурóди гӯяндаи ин сухан абадият аст. (**Мутарҷим**)

(109)Пас, эй Паёмбар, аз ботил будани он чи ин ҷамоаи мушрик мепарастанд, дар шак мабош. Онҳо оиди дурустии амалашон далели ақлию шаръӣ надоранд. Бегумон ангезаи асосиашон аз ибодати ғайри Аллоҳ (ч) тақлид аз падаронашон аст. Он гуна ки қаблан падаронашон бут мепарастиданд, онҳо низ маъбудҳои ботилро мепарастанд. Ва Мо саҳмашонро аз азоб бе камию костӣ барояшон медиҳем.
(110)Ва дар ҳақиқат Мо ба Мӯсо Тавротро додем. Пас мардум дар бораи он ихтилоф карданд. Баъзеи онҳо ба он имон оварда ва баъзеи дигар кофир шуданд. Ва агар қазои илоҳӣ дар мавриди дар ҳол укубат накардан, балки бо ҳикмати барояш маълум азобашонро то охират ба таъхир гузоштан намегузашт, ҳатман дар дунё бар онҳо азоби сазоворе фуруд меовард. Ва ҳамоно яҳуд ва мушрикон оиди Қуръон дар шакки ниҳоят қавӣ қарор доранд.
(111)Ва Эй Паёмбар, ба дурустӣ ки Парвардигорат ҷазои аъмоли ҳамаи ихтилофкунандагони зикршударо комилан медиҳад. Дар ивази некӣ ҷазои нек ва дар ивази бадӣ ҷазои бад ато мекунад. Бешак, Аллоҳ (ч) тамоми корҳоеро, ки анҷом медиҳанд, дақиқ медонад. Кори онҳо аз Аллоҳ (ч) пинҳон намебошад.
(112)Эй Паёмбар, устувориатро дар роҳи рост он гуна ки Аллоҳ (ч) дастурат додааст, идома бидеҳ. Амрашро иҷро кун ва аз он чи манъат мекунад, бипарҳез. Ва инчунин бояд мӯъминони ҳамроҳат, ки имон овардаанд, дар роҳи рост устувор бошанд. Ва бо гуноҳ аз марзи илоҳӣ таҷовуз накунед. Бегумон он корҳоеро, ки мекунед, Аллоҳ (ч) мебинад. Ҳеҷ амалатон аз Ӯ махфӣ нест ва дар ивази он шуморо ҷазо хоҳад дод.
(113)Ва ба кофирони золим аз роҳи тамаллук, мудоро ва муҳаббат моил нашавед, ки он гоҳ ба шумо оташи дӯзах мерасад ва шумо ҷуз Аллоҳ (ч) дӯстоне надоред, ки аз оташи дӯзах раҳоятон созанд, сипас барои худ ёрирасонеро пайдо намекунед, ки ёриатон расонад.
(114)Ва эй Паёмбар, намозро дар аввалу охири рӯз ва соатҳое аз шаб барпо намо. Ба дурустӣ ки корҳои шоиста гуноҳони хурдро маҳв месозанд. Ин суханон барои шахсони пандпазир панду ибратанд.
(115)Ва бар он чи Аллоҳ (ч) туро аз устуворӣ дар роҳи дуруст ва ғайри он фармон дода ва аз зулму моил шудан ба золимон манъ кардааст, сабр кун. Ҳамоно Аллоҳ (ч) савоби некӯкоронро ботил намесозад, балки амалашонро пазируфта, савоби аз он беҳтарро медиҳад.
(116)Пас чаро аз миёни умматҳои қабл аз шумо мавриди укубат қарор гирифта соҳибони фазлу салоҳе набуданд, ки он умматҳоро аз куфр ва фасодкорӣ дар замин манъ кунанд, магар гурӯҳи ками соҳиби фазл ваислоҳкор, ки мардумро аз фасод манъ мекарданд. Пас вақте ситамкоронашонро ҳалок сохтем, ислоҳкоронашонро наҷот додем. Ва ситамкоронашон аз доройӣ, зиндагонии фароҳ ва шаҳватҳои дунявӣ, ки дар он қарор доштанд, пайравӣ карданд ва ба ҳамин сабаб гунаҳкори золим буданд.
(117)Ва эй Паёмбар, бешак, Парвардигорат чунин нест, ки деҳаеро дар ҳоле ки сокинонаш ислоҳкоранд, золимона ҳалок созад. Аллоҳ (ч) онҳоро вақте ҳалок месозад, ки бо куфру зулму гуноҳ фасод кунанд.



فَلَا تَكُ فِي مِرۡيَةٖ مِّمَّا يَعۡبُدُ هَٰٓؤُلَآءِۚ مَا يَعۡبُدُونَ إِلَّا كَمَا يَعۡبُدُ
ءَابَآؤُهُم مِّن قَبۡلُۚ وَإِنَّا لَمُوَفُّوهُمۡ نَصِيبَهُمۡ غَيۡرَ مَنقُوصٖ
١٠٩ وَلَقَدۡ ءَاتَيۡنَا مُوسَى ٱلۡكِتَٰبَ فَٱخۡتُلِفَ فِيهِۚ وَلَوۡلَا كَلِمَةٞ
سَبَقَتۡ مِن رَّبِّكَ لَقُضِيَ بَيۡنَهُمۡۚ وَإِنَّهُمۡ لَفِي شَكّٖ مِّنۡهُ مُرِيبٖ
١١٠ وَإِنَّ كُلّٗا لَّمَّا لَيُوَفِّيَنَّهُمۡ رَبُّكَ أَعۡمَٰلَهُمۡۚ إِنَّهُۥ بِمَا يَعۡمَلُونَ
خَبِيرٞ ١١١ فَٱسۡتَقِمۡ كَمَآ أُمِرۡتَ وَمَن تَابَ مَعَكَ وَلَا تَطۡغَوۡاْۚ
إِنَّهُۥ بِمَا تَعۡمَلُونَ بَصِيرٞ ١١٢ وَلَا تَرۡكَنُوٓاْ إِلَى ٱلَّذِينَ ظَلَمُواْ
فَتَمَسَّكُمُ ٱلنَّارُ وَمَا لَكُم مِّن دُونِ ٱللَّهِ مِنۡ أَوۡلِيَآءَ ثُمَّ
لَا تُنصَرُونَ ١١٣ وَأَقِمِ ٱلصَّلَوٰةَ طَرَفَيِ ٱلنَّهَارِ وَزُلَفٗا مِّنَ
ٱلَّيۡلِۚ إِنَّ ٱلۡحَسَنَٰتِ يُذۡهِبۡنَ ٱلسَّيِّـَٔاتِۚ ذَٰلِكَ ذِكۡرَىٰ
لِلذَّٰكِرِينَ ١١٤ وَٱصۡبِرۡ فَإِنَّ ٱللَّهَ لَا يُضِيعُ أَجۡرَ ٱلۡمُحۡسِنِينَ
١١٥ فَلَوۡلَا كَانَ مِنَ ٱلۡقُرُونِ مِن قَبۡلِكُمۡ أُوْلُواْ بَقِيَّةٖ يَنۡهَوۡنَ
عَنِ ٱلۡفَسَادِ فِي ٱلۡأَرۡضِ إِلَّا قَلِيلٗا مِّمَّنۡ أَنجَيۡنَا مِنۡهُمۡۗ وَٱتَّبَعَ
ٱلَّذِينَ ظَلَمُواْ مَآ أُتۡرِفُواْ فِيهِ وَكَانُواْ مُجۡرِمِينَ ١١٦ وَمَا
كَانَ رَبُّكَ لِيُهۡلِكَ ٱلۡقُرَىٰ بِظُلۡمٖ وَأَهۡلُهَا مُصۡلِحُونَ ١١٧


**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Пойбандӣ ва устуворӣ дар дини Худо фарз аст;

2.Ҳушдор додан аз майл намудан ба кофирони ситамкор бо роҳи чоплусӣ ва барқарор кардани пайванди дӯстӣ;

3.Баёни яке аз қонунҳои Парвардигор, ки кори нек амали бадро маҳв мегардонад;

4.Ташвиқу тарғиб ба эҷоди гурӯҳи соҳибони фазл, то мардумро ба некӣ амр ва аз фасоду амали бад манъ созанд. Онҳо василаи эмин мондан аз укубати Худо мебошанд.

وَلَوۡ شَآءَ رَبُّكَ لَجَعَلَ ٱلنَّاسَ أُمَّةٗ وَٰحِدَةٗۖ وَلَا يَزَالُونَ مُخۡتَلِفِينَ
١١٨ إِلَّا مَن رَّحِمَ رَبُّكَۚ وَلِذَٰلِكَ خَلَقَهُمۡۗ وَتَمَّتۡ كَلِمَةُ رَبِّكَ
لَأَمۡلَأَنَّ جَهَنَّمَ مِنَ ٱلۡجِنَّةِ وَٱلنَّاسِ أَجۡمَعِينَ ١١٩ وَكُلّٗا نَّقُصُّ
عَلَيۡكَ مِنۡ أَنۢبَآءِ ٱلرُّسُلِ مَا نُثَبِّتُ بِهِۦ فُؤَادَكَۚ وَجَآءَكَ فِي هَٰذِهِ
ٱلۡحَقُّ وَمَوۡعِظَةٞ وَذِكۡرَىٰ لِلۡمُؤۡمِنِينَ ١٢٠ وَقُل لِّلَّذِينَ لَا يُؤۡمِنُونَ
ٱعۡمَلُواْ عَلَىٰ مَكَانَتِكُمۡ إِنَّا عَٰمِلُونَ ١٢١ وَٱنتَظِرُوٓاْ إِنَّا مُنتَظِرُونَ
١٢٢ وَلِلَّهِ غَيۡبُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِ وَإِلَيۡهِ يُرۡجَعُ ٱلۡأَمۡرُ كُلُّهُۥ
فَٱعۡبُدۡهُ وَتَوَكَّلۡ عَلَيۡهِۚ وَمَا رَبُّكَ بِغَٰفِلٍ عَمَّا تَعۡمَلُونَ ١٢٣

ترتيبها ١٢ سُورَةُ يُوسُفَ آياتها ١١١

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

الٓرۚ تِلۡكَ ءَايَٰتُ ٱلۡكِتَٰبِ ٱلۡمُبِينِ ١ إِنَّآ أَنزَلۡنَٰهُ قُرۡءَٰنًا
عَرَبِيّٗا لَّعَلَّكُمۡ تَعۡقِلُونَ ٢ نَحۡنُ نَقُصُّ عَلَيۡكَ أَحۡسَنَ
ٱلۡقَصَصِ بِمَآ أَوۡحَيۡنَآ إِلَيۡكَ هَٰذَا ٱلۡقُرۡءَانَ وَإِن كُنتَ مِن قَبۡلِهِۦ
لَمِنَ ٱلۡغَٰفِلِينَ ٣ إِذۡ قَالَ يُوسُفُ لِأَبِيهِ يَٰٓأَبَتِ إِنِّي رَأَيۡتُ
أَحَدَ عَشَرَ كَوۡكَبٗا وَٱلشَّمۡسَ وَٱلۡقَمَرَ رَأَيۡتُهُمۡ لِي سَٰجِدِينَ ٤



(118) Ва эй Паёмбар, агар Парвардигорат мехост, ҳамаи мардумро дар роҳи ҳақ миллати якнавохт мегардонид, лекин Ӯ инро нахостааст. Пас мардум ба сабаби пайравии ҳавои нафс ва ситамкорӣ пайваста бо ҳам дар бораи ҳақ ихтилоф доранд -

(119) магар он касоне, ки Аллоҳ (ч) онҳоро бо бахшидани тавфиқи ҳидоят мавриди раҳмати Хеш қарор додааст. Ин гурӯҳи мардум дар боби ақида ихтилоф надоранд. Ва Аллоҳ (ч) онҳоро барои озмудан бо роҳи ихтилоф халқ кардааст. Баъзеи онҳо хушбахт ва баъзеи дигар бадбахт ҳастанд. Ва эй Паёмбар, калимаи азалии Парвардигорат оиди он ки дӯзахро аз тобеони инсӣ ва ҷинниии шайтон пур мекунад, қатъӣ гаштааст.

(120) Ва эй Паёмбар, ҳар хабареро аз ахбори паёмбарони гузашта бароят қисса мекунем, мақсад аз нақли ин рухдодҳо он аст, ки мехоҳем ба ин васила қалбатро дар роҳи ҳақ устувор ва қавӣ созем. Ва дар ин сура туро ҳақиқат ва кофиронро панд ва мӯъминонро, ки аз тазаккур додан фоида мебаранд, ёдоварӣ омадааст.

(121) Ва эй Паёмбар, ба касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон надоранд ва Ӯро ба ягонагӣ намешиносанд, бигӯ: **"Бар роҳи хеш дар рӯй тофтан аз ҳақ ва манъ кардани мардум аз он амал кунед, мо низ бар роҳи худ аз устувор истодан дар он, даъвати дигарон ба сӯи он ва сабр дар баробари озорҳо амал мекунем.**

(122) **Ва мунтазири он чи бар мо фуруд меояд, бошед ва мо низ мунтазири он чи бар шумо фуруд меояд, ҳастем."**

(123) Илми ғайби осмонҳо ва замин танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ нест. Ва дар рӯзи қиёмат ҳама корҳо ба сӯи Ӯ баргардонида мешавад. Пас, эй Паёмбар, ягона Ӯро бипараст ва дар ҳама корҳоят ба Ӯ таваккул кун. Ва Парвардигорат аз он чи мекунед, ғофил нест, балки ҳамаро медонад ва ба ҳар як кас ҷазои сазовор хоҳад дод.

## СУРАИ "ЮСУФ"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ДУВОЗДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ЯКСАДУ ЁЗДАҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Устуворсозии Паёмбар (с) ва мӯъминон баъди озмоишҳои зиёд ва ваъдаи қудрат додан ба онҳо.

### Тафсир:

(1) **"Алиф. Лом. Ро."**[1] Оятҳои ин сураи муборак оятҳои Қуръонест, ки дар баёни мӯҳтавояш равшан аст.

(2) Ба дурустӣ ки Мо Қуръонро бо забони арабӣ фуруд овардем, то шумо мардуми араб маонии онро бифаҳмед.

(3) Эй Паёмбар, Мо бо фуруд овардани ин Қуръон бар ту беҳтарин қиссаҳоро ба эътибори ростӣ ва сиҳҳати лафз ва балоғат бароят қисса мекунем.[2] Ва яқинан ту пеш аз нузули Қуръон аз зумраи касони аз ин қисса ғофил будӣ ва дар ин бора дониш надоштӣ.

(4) Мо барои ту Паёмбар он замонеро хабар медиҳем, ки Юсуф ба падараш Яъқуб гуфт: **"Эй Падарам, ба дурустӣ ки ман дар хоб ёздаҳ ситора ва офтоб ва моҳро дидам. Ҳар якеашонро наздам дар ҳоли саҷда дидам**." Ин хоби дидаи Юсуф (а) муждаи илоҳӣ буд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима ҳикмати нақли қиссаҳои Қуръонро баён сохта, ифода мекунад, ки мақсад аз он устуворсозии қалби Паёмбари Худо (с) ва панду андарз ба мӯъминон аст;

2.Аз ғайб танҳо Аллоҳ (ч) огоҳ аст ва касе бо Ӯ дар ин боб шарик нест;

3.Ҳикмати нозил шудани Қуръони карим ба забони арабӣ дар он аст, ки мардуми араб онро фаҳмида, ба дигарон расонанд;

4.Қуръони карим шомили беҳтарин қиссаҳо аст.

---

1. Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузашта аст. (**Аз муаллифон**)

2. Мақсад аз "**احسن القصص**" кулли қиссаҳои Қуръон аст. Маънои оят /чунончи баъзеҳо чунин мефаҳманд/ ин нест, ки сураи Юсуф (а) нисбат ба дигар қиссаҳои Қуръон беҳтар бошад. Зеро ҳама қиссаҳои қуръонӣ ба эътибори ростӣ ва санъати суханварӣ яксонанд. Балки мурод баёни фазли қиссаҳои Қуръон бар дигар қиссаҳост. Дар ин боб ба тафсири "**Таҳрир ва танвир**"-и Ибни Ошур (р) муроҷиат шавад. (**Мутарҷим**)




قَالَ يَٰبُنَيَّ لَا تَقْصُصْ رُءْيَاكَ عَلَىٰٓ إِخْوَتِكَ فَيَكِيدُوا۟ لَكَ كَيْدًا
إِنَّ ٱلشَّيْطَٰنَ لِلْإِنسَٰنِ عَدُوٌّ مُّبِينٌ ٥ وَكَذَٰلِكَ يَجْتَبِيكَ
رَبُّكَ وَيُعَلِّمُكَ مِن تَأْوِيلِ ٱلْأَحَادِيثِ وَيُتِمُّ نِعْمَتَهُۥ عَلَيْكَ
وَعَلَىٰٓ ءَالِ يَعْقُوبَ كَمَآ أَتَمَّهَا عَلَىٰٓ أَبَوَيْكَ مِن قَبْلُ إِبْرَٰهِيمَ
وَإِسْحَٰقَ إِنَّ رَبَّكَ عَلِيمٌ حَكِيمٌ ٦ ۞ لَّقَدْ كَانَ فِى يُوسُفَ
وَإِخْوَتِهِۦٓ ءَايَٰتٌ لِّلسَّآئِلِينَ ٧ إِذْ قَالُوا۟ لَيُوسُفُ وَأَخُوهُ أَحَبُّ
إِلَىٰٓ أَبِينَا مِنَّا وَنَحْنُ عُصْبَةٌ إِنَّ أَبَانَا لَفِى ضَلَٰلٍ مُّبِينٍ ٨
ٱقْتُلُوا۟ يُوسُفَ أَوِ ٱطْرَحُوهُ أَرْضًا يَخْلُ لَكُمْ وَجْهُ أَبِيكُمْ
وَتَكُونُوا۟ مِنۢ بَعْدِهِۦ قَوْمًا صَٰلِحِينَ ٩ قَالَ قَآئِلٌ مِّنْهُمْ
لَا تَقْتُلُوا۟ يُوسُفَ وَأَلْقُوهُ فِى غَيَٰبَتِ ٱلْجُبِّ يَلْتَقِطْهُ بَعْضُ
ٱلسَّيَّارَةِ إِن كُنتُمْ فَٰعِلِينَ ١٠ قَالُوا۟ يَٰٓأَبَانَا مَا لَكَ لَا تَأْمَ۫نَّا عَلَىٰ
يُوسُفَ وَإِنَّا لَهُۥ لَنَٰصِحُونَ ١١ أَرْسِلْهُ مَعَنَا غَدًا يَرْتَعْ وَيَلْعَبْ
وَإِنَّا لَهُۥ لَحَٰفِظُونَ ١٢ قَالَ إِنِّى لَيَحْزُنُنِىٓ أَن تَذْهَبُوا۟ بِهِۦ وَأَخَافُ
أَن يَأْكُلَهُ ٱلذِّئْبُ وَأَنتُمْ عَنْهُ غَٰفِلُونَ ١٣ قَالُوا۟ لَئِنْ
أَكَلَهُ ٱلذِّئْبُ وَنَحْنُ عُصْبَةٌ إِنَّآ إِذًا لَّخَٰسِرُونَ ١٤



5 Яъқуб ба писараш Юсуф гуфт: “**Эй Писарам, хоби дидаатро ба бародаронат қисса макун. Зеро онҳо маънои онро фаҳмида, ба ту ҳасад мебаранд ва бо ангезаи ҳасад барои зиён расонидан макр мекунанд. Бешак, Шайтон нисбат ба инсон душмани ошкор аст.**”

6 Ва эй Юсуф, ҳамон гуна ки дар хобат дидӣ, Парвардигорат туро бармегузинад ва ба ту маҳорати таъбири хобро таълим медиҳад ва неъматашро бо нубувват бар ту ва бар хонадони Яъқуб комил месозад, он гуна ки пеш аз ту неъматашро бар падаронат Иброҳим ва Исҳоқ ба итмом расонид. Яқинан Парвардигорат Донои Ҳаким аст. Дар бораи махлуқоташ огоҳӣ дошта, корҳояшонро бо ҳикмат тадбир мекунад.

7 Ба дурустӣ, дар қиссаи Юсуф ва бародаронаш барои касоне, ки аз ахбори онҳо мепурсанд, ибратҳои зиёд аст.

8 Вақте бародаронаш дар байни худ гуфтанд: “**Бегумон Юсуф ва бародари ҳамтанаш назди Падарамон аз мо дида маҳбубтаранд, дар ҳоле ки мо ҷамоаи дорои адади зиёдем. Модом ки чунин аст, пас чаро Падарамон онҳоро аз мо бартар медонад?! Ба дурустӣ, чун падарамон бе сабаби бароямон маълум Юсуфу бародарашро аз мо бартар мегузорад, мо ӯро дар хатои ошкор мебинем.**

9 **Юсуфро бикушед ё ӯро дар сарзамини дурдаст биафканед, то таваҷҷӯҳи падаратон танҳо ба сӯи шумо шавад, пас шуморо ба таври махсус дӯст дорад ва баъди қатл ё нопадид сохтани Юсуф бо тавба кардан аз гуноҳатон қавми солеҳ мегардед**.”

10 Яке аз бародаронаш гуфт: “**Юсуфро накушед, балки ӯро дар қаъри чоҳ андозед, то баъзе мусофироне, ки аз онҷо мегузаранд, ӯро бо худ гиранд. Агар шумо дар мавриди он чи дар ҳаққи Юсуф гуфтед, азми ҷиддӣ доред, пас зарари роҳи пешниҳодкардаи ман аз куштанаш сабуктар аст**.”

11 Ва вақте ҳамагӣ дар мавриди бадарға кардани Юсуф иттифоқ намуданд, ба Падарашон гуфтанд: “**Эй Падар, чаро ту моро нисбат ба Юсуф амин намеҳисобӣ ва ҳол он ки мо ба вай мушфиқ ҳастем ва ӯро аз ҳар зиён ҳифз мекунем ва нисбаташ хайрхоҳем, то пеши ту солим баргардад. Пас, чӣ туро манъ мекунад, ки ӯро ҳамроҳи мо бифиристӣ?!**

12 **Ба мо рухсат бидеҳ, ки фардо ӯро ҳамроҳамон бигирем, то аз хӯрданиҳо баҳра барад ва шӯхиву бозӣ кунад ва мо ӯро аз ҳама гуна озор ҳифз мекунем**.”

13 Яъқуб ба фарзандонаш гуфт: “**Бешак, Юсуфро бурданатон аз ҳамин ҳоло маро ғамгин месозад. Чунки ман тоқати фироқи ӯро надорам ва метарсам, ки шумо машғули айшу бозӣ шуда, аз ҳолаш ғофил мемонед ва ӯро гург мехӯрад**.”

14 Онҳо дар ҷавоби Падарашон гуфтанд: “**Савганд ба Худо, агар гург Юсуфро бихӯрад, ҳол он ки мо як ҷамоаи бузурге ҳастем, ба дурустӣ ки он гоҳ ҳеҷ хайре дар мо нест ва зиёнкорем, зеро ӯро аз гург ҳимоя карда натавонистаем**.”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Хоб ҳақиқат дошта, таъбири он дуруст мебошад;

2.Пӯшонидани баъзе ҳақиқатҳо дар сурате, ки ошкор кардани он сабаби ба вуҷуд омадани озор гардад, шаръан ҷоиз аст;

3.Оятҳои карима фазли насли Иброҳим (а) ва аз роҳи нубувват баргузида будани онҳоро баён мекунад;

4.Бо муҳаббати бештар майл намудан ба яке аз фарзандон боиси пайдо гаштани душманӣ ва ҳасад дар байни онҳо мегардад.

قَالَ يَٰبُنَيَّ لَا تَقۡصُصۡ رُءۡيَاكَ عَلَىٰٓ إِخۡوَتِكَ فَيَكِيدُواْ لَكَ كَيۡدًاۖ
إِنَّ ٱلشَّيۡطَٰنَ لِلۡإِنسَٰنِ عَدُوّٞ مُّبِينٞ ٥ وَكَذَٰلِكَ يَجۡتَبِيكَ
رَبُّكَ وَيُعَلِّمُكَ مِن تَأۡوِيلِ ٱلۡأَحَادِيثِ وَيُتِمُّ نِعۡمَتَهُۥ عَلَيۡكَ
وَعَلَىٰٓ ءَالِ يَعۡقُوبَ كَمَآ أَتَمَّهَا عَلَىٰٓ أَبَوَيۡكَ مِن قَبۡلُ إِبۡرَٰهِيمَ
وَإِسۡحَٰقَۚ إِنَّ رَبَّكَ عَلِيمٌ حَكِيمٞ ٦ ۞ لَّقَدۡ كَانَ فِي يُوسُفَ
وَإِخۡوَتِهِۦٓ ءَايَٰتٞ لِّلسَّآئِلِينَ ٧ إِذۡ قَالُواْ لَيُوسُفُ وَأَخُوهُ أَحَبُّ
إِلَىٰٓ أَبِينَا مِنَّا وَنَحۡنُ عُصۡبَةٌ إِنَّ أَبَانَا لَفِي ضَلَٰلٖ مُّبِينٍ ٨
ٱقۡتُلُواْ يُوسُفَ أَوِ ٱطۡرَحُوهُ أَرۡضٗا يَخۡلُ لَكُمۡ وَجۡهُ أَبِيكُمۡ
وَتَكُونُواْ مِنۢ بَعۡدِهِۦ قَوۡمٗا صَٰلِحِينَ ٩ قَالَ قَآئِلٞ مِّنۡهُمۡ
لَا تَقۡتُلُواْ يُوسُفَ وَأَلۡقُوهُ فِي غَيَٰبَتِ ٱلۡجُبِّ يَلۡتَقِطۡهُ بَعۡضُ
ٱلسَّيَّارَةِ إِن كُنتُمۡ فَٰعِلِينَ ١٠ قَالُواْ يَٰٓأَبَانَا مَا لَكَ لَا تَأۡمَ۫نَّا عَلَىٰ
يُوسُفَ وَإِنَّا لَهُۥ لَنَٰصِحُونَ ١١ أَرۡسِلۡهُ مَعَنَا غَدٗا يَرۡتَعۡ وَيَلۡعَبۡ
وَإِنَّا لَهُۥ لَحَٰفِظُونَ ١٢ قَالَ إِنِّي لَيَحۡزُنُنِيٓ أَن تَذۡهَبُواْ بِهِۦ وَأَخَافُ
أَن يَأۡكُلَهُ ٱلذِّئۡبُ وَأَنتُمۡ عَنۡهُ غَٰفِلُونَ ١٣ قَالُواْ لَئِنۡ
أَكَلَهُ ٱلذِّئۡبُ وَنَحۡنُ عُصۡبَةٌ إِنَّآ إِذٗا لَّخَٰسِرُونَ ١٤



15 Яъқуб Юсуфро бо бародаронаш фиристод. Пас вақте онҳо ӯро ба минтақаи дурдаст бурданд ва қасди дар чоҳ андохтанашро карданд, Мо дар ин ҳолат ба Юсуф пайғом фиристодем, ки ҳатман ту онҳоро аз ин корашон огоҳ хоҳӣ сохт, дар ҳоле ки онҳо ҳангоми хабар доданат кӣ буданатро намешиносанд.
16 Ва бародарони Юсуф шабонгоҳ пеши падарашон омаданд, дар ҳоле ки барои пӯшонидани макрашон сохтакорона гиря мекарданд.
17 Онҳо гуфтанд: "**Эй Падар, ҳамоно мо рафтем ва мусобиқаи дав ва тирандозӣ доштем ва Юсуфро назди либос ва тӯшаҳоямон гузоштем, то онро нигоҳ кунад, пас гург ӯро хӯрд, агарчи мо дар ҳақиқат ростгӯ ҳастем, ту сухани моро тасдиқ намекунӣ.**"
18 Ва онҳо хостанд ин хабарро ба василаи дасиса исбот кунанд. Пас пероҳани Юсуфро дар ҳоле ки бо хуни ғайри ӯ олуда гашта буд, оварданд. Мехостанд ба падаршон чунон вонамуд созанд, ки хуни ин пероҳан асари хӯрдаи гург аст. Пас Яъқуб аз рӯи заковат ва аломати он ки пероҳан нодарида буд, дурӯғашонро фаҳмид ва гуфт: "**Асли воқеа чунончи шумо мегӯед, нест. Балки нафси шумо бароятон анҷоми кори бадро дар ҳаққи бародаратон зинат додааст ва шумо онро кардаед. Ва кори ман пеша намудани сабри неке аст, ки дар он бетобӣ нест ва дар мавриди рост ё дурӯғ будани васфи нисбат ба Юсуф кардаатон танҳо аз Аллоҳ (ҷ) кӯмак талабида мешавад**."
19 Ва корвони раҳгузаре омад. Пас аз байнашон касеро барои овардани об фиристоданд. Он шахс рафт ва зарфи обкашиашро ба чоҳ андохт ва Юсуф ба ресмони зарф овезон шуд. Чун он марде, ки зарфи обкаширо ба чоҳ андохта буд, ӯро дид, аз рӯи шодӣ гуфт: "**Башорат бод. Ин навҷавон аст**." Ва он шахси об оварда бо баъзе аз дӯстонаш дар ҳоле ки Юсуфро ҳамчун матои фурӯшӣ пиндошта, фикр карданд аз ҷумлаи ғуломон аст, аз боқимондаи аҳли қофила пинҳон сохтанд. Ва Аллоҳ (ҷ) он чиро нисбат ба Юсуф аз беҳурматӣ ва қасди фурӯхтан мекарданд, медонист. Ҳеҷ амалашон аз Ӯ пӯшида набуд.
20 Ва он шахс бо дӯстонаш Юсуфро дар сарзамини Миср дар ивази пули ночиз фурӯхтанд. Шумаридани дирҳамҳои гирифтаи онҳо ба сабаби кам будани он осон буд. Ва онҳо дар бораи Юсуф берағбат буданд, зеро мехостанд зуд аз ӯ халос шаванд. Онҳо аз ҳолати Юсуф маълум карданд, ки ғулом нест. Аз ин рӯ, бар ҷони хеш аз хонадонаш тарсиданд. Ин аз камоли раҳмати Парвардигор дар ҳаққи Юсуф буд, то ҳамроҳи аҳли қофила дуру дароз боқӣ намонад.
21 Ва марди мисрие, ки ӯро харид, ба ҳамсараш гуфт: "**Нисбаташ некӣ намо ва мақомашро дар байнамон гиромӣ бидор. Шояд дар иҷрои баъзе корҳои мавриди ниёзамон ба мо суд расонад ё ӯро аз роҳи фарзандхонӣ фарзандамон гирем.**" Ва чунончи Юсуфро аз қатл наҷот дода, ӯро аз чоҳ берун овардем ва дили Вазири сарзамини Мисрро нисбаташ нарм сохтем, ҳамин гуна ба ӯ дар сарзамини Миср ҷой ва истиқрор додем ва Мо ин корро кардем, то ба ӯ таъбири хобро таълим диҳем. Ва Аллоҳ (ҷ) бар иродааш Ғолиб аст. Он ҳатман амалӣ мешавад. Ҳеҷ кас Ӯро дар коре маҷбур сохта наметавонад. Вале аксари мардум /**кофирон**/ инро намедонанд.
22 Ва чун Юсуф ба синни нерӯманд шудани ҷисм расид, Мо ба ӯ фаҳм ва илм додем. Ва он гуна ки ба Юсуф подош додем, ба бандагони дар ибодати илоҳӣ некӯкор низ ҳамин гуна подош медиҳем.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима хатарнокии ҳасадро баён кардааст, ки читавр он бародарони Юсуф (а)-ро ба нақшаи куштан ва дасиса сохтан алайҳи бародари худ оварда расонид;

2.Дар аҳкоми шаръӣ бо истифода аз эҳтимол амал намудан раво аст;

3.Аз ҷумлаи тадбиру лутфи илоҳӣ нисбат ба Юсуф (а) баъд аз ин ки Шайтон аз қалби бародаронаш ҳисси бародариро дур сохт, он буд, ки дар дили Вазири Миср ҳисси падариро ҷой намуд.

23 Ва ҳамсари Вазири Миср бо нармӣ ва корбурди макр аз Юсуф (а) анҷоми амали зиноро талаб кард ва ба мақсади дар хилват ҳарду танҳо мондан дарҳоро маҳкам намуда, ба вай гуфт: “**Ба сӯи ман биё**.” Юсуф дар ҷавоб гуфт: “**Аз он коре, ки маро ба сӯяш даъват дорӣ, ба Аллоҳ (ч) паноҳ мебарам. Ба дурустӣ ки шавҳарат соҳибам буда, ҷоямро дар наздаш гиромӣ дошта, ба ман некӣ кардааст. Барои ҳамин ман ҳаргиз ба ӯ хиёнат намекунам. Зеро агар хиёнат кунам, золим мегардам. Бешак, золимон растагор намешаванд**.”

24 Ва яқинан нафси ҳамсари Вазири Миср ба иҷрои амали зино бо Юсуф майл кард ва дар қалби Юсуф низ он гузашт, агар вай аз нишонаҳои Парвардигораш он чиро, ки ӯро аз ин амал дур гардонд, намедид, он чи мешуд, мешуд.[1] Мо ба Юсуф он аломатҳоро нишон додем, то бадиро аз ӯ бартараф созем ва аз кори зино ва хиёнаткорӣ дураш кунем. Бешак, Юсуф аз бандагони барои нубувват баргузидаи Мо аст.

25 Ва ҳар ду ба сӯи дарвоза шитофтанд. Юсуф мехост аз ин ҳолат худро наҷот диҳад, аммо зан қасд дошт ӯро аз баромадан манъ кунад. Ва пероҳани Юсуфро аз пушт пора кард ва онҳо шавҳари занро назди дарвоза ёфтанд. Зан ба шавҳараш бо макр гуфт: “**Эй Вазир, уқубати касе, ки бо ҳамсари ту қасди амали зиноро дорад, ҷуз зиндон ё ин ки азоби бағоят сахт дода шавад, чист?!**”



وَرَٰوَدَتۡهُ ٱلَّتِي هُوَ فِي بَيۡتِهَا عَن نَّفۡسِهِۦ وَغَلَّقَتِ ٱلۡأَبۡوَٰبَ
وَقَالَتۡ هَيۡتَ لَكَۚ قَالَ مَعَاذَ ٱللَّهِۖ إِنَّهُۥ رَبِّيٓ أَحۡسَنَ مَثۡوَايَۖ
إِنَّهُۥ لَا يُفۡلِحُ ٱلظَّٰلِمُونَ ٢٣ وَلَقَدۡ هَمَّتۡ بِهِۦۖ وَهَمَّ بِهَا
لَوۡلَآ أَن رَّءَا بُرۡهَٰنَ رَبِّهِۦۚ كَذَٰلِكَ لِنَصۡرِفَ عَنۡهُ ٱلسُّوٓءَ
وَٱلۡفَحۡشَآءَۚ إِنَّهُۥ مِنۡ عِبَادِنَا ٱلۡمُخۡلَصِينَ ٢٤ وَٱسۡتَبَقَا
ٱلۡبَابَ وَقَدَّتۡ قَمِيصَهُۥ مِن دُبُرٖ وَأَلۡفَيَا سَيِّدَهَا لَدَا ٱلۡبَابِۚ
قَالَتۡ مَا جَزَآءُ مَنۡ أَرَادَ بِأَهۡلِكَ سُوٓءًا إِلَّآ أَن يُسۡجَنَ أَوۡ عَذَابٌ
أَلِيمٞ ٢٥ قَالَ هِيَ رَٰوَدَتۡنِي عَن نَّفۡسِيۚ وَشَهِدَ شَاهِدٞ مِّنۡ
أَهۡلِهَآ إِن كَانَ قَمِيصُهُۥ قُدَّ مِن قُبُلٖ فَصَدَقَتۡ وَهُوَ مِنَ
ٱلۡكَٰذِبِينَ ٢٦ وَإِن كَانَ قَمِيصُهُۥ قُدَّ مِن دُبُرٖ فَكَذَبَتۡ وَهُوَ
مِنَ ٱلصَّٰدِقِينَ ٢٧ فَلَمَّا رَءَا قَمِيصَهُۥ قُدَّ مِن دُبُرٖ قَالَ إِنَّهُۥ
مِن كَيۡدِكُنَّۖ إِنَّ كَيۡدَكُنَّ عَظِيمٞ ٢٨ يُوسُفُ أَعۡرِضۡ عَنۡ
هَٰذَاۚ وَٱسۡتَغۡفِرِي لِذَنۢبِكِۖ إِنَّكِ كُنتِ مِنَ ٱلۡخَاطِـِٔينَ
٢٩ ۞ وَقَالَ نِسۡوَةٞ فِي ٱلۡمَدِينَةِ ٱمۡرَأَتُ ٱلۡعَزِيزِ تُرَٰوِدُ فَتَىٰهَا (الحزب ٢٤)
عَن نَّفۡسِهِۦۖ قَدۡ شَغَفَهَا حُبًّاۖ إِنَّا لَنَرَىٰهَا فِي ضَلَٰلٖ مُّبِينٖ ٣٠


26 Юсуф (а) гуфт: “**Худи ӯ анҷоми зиноро талаб намуд. Ман ин амалро аз ӯ нахостаам**.” Аллоҳ (ч) тифли он хонаро, ки дар даруни гаҳвора буд, ба забон овард ва тифл гувоҳӣ дода гуфт: “**Агар пероҳани Юсуф аз тарафи пеш пора шуда бошад, пас ин нишонаи ростгӯ будани зан аст. Зеро маълум мешавад, ки Юсуф бо мақсади зино ба ӯ дарафтода ва ӯ худро муҳофизат намуда, пероҳани Юсуфро пора кардааст.**

27 **Ва агар пероҳани Юсуф аз ҷониби пушт пора шуда бошад, пас ин аломати ростқавлии ӯ аст. Зеро маълум мешавад, ки зан аз Юсуф амали зиноро талаб карда ва вақте ӯ рӯ ба гурез ниҳод, аз дунболаш шуда, пероҳанашро пора намудааст. Дар ин сурат зан дурӯғ мегӯяд.**”

28 Вақте Вазир пероҳани Юсуфро дид, ки аз ҷониби пушт пора шудааст, ростқавлии ӯ барояш маълум шуд ва гуфт: “**Ин тӯҳмате, ки Юсуфро ба он гирифтор кардӣ, аз ҷумлаи макри шумо занон аст. Ба дурустӣ ки макри шумо занон хеле сахт аст**.”

29 Ва ба Юсуф рӯй оварда гуфт: “**Эй Юсуф, аз ин ҳодиса рӯй гардон ва онро ба касе нагӯ.**” Баъд хитоб ба ҳамсараш гуфт: “**Эй зан, барои гуноҳи содиркардаат омурзиш талаб кун. Зеро ту ба сабаби аз Юсуф дархост намудани зино аз хатокорон будаӣ**.”

30 Ин хабар дар шаҳр паҳн гашт. Ва гурӯҳе аз занони шаҳр бо мақсади инкори амалкарди ҳамсари Вазир гуфтанд: “**Ҳамсари Вазир ғуломашро пайваста ба ҳамбистарӣ даъват мекардааст. Ҳамоно ишқи Юсуф дар умқи дилаш ҷой гирифтааст. Ба дурустӣ ки мо ӯро ба сабаби он ки ғуломашро дӯст дошта, ба ҳамбистарӣ даъват мекардааст, дар гумроҳии ошкор мебинем.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима зишт будани хиёнаткорӣ дар молу хонадони шахси некикардаро баён менамояд. Юсуф (а) онро яке аз сабабҳои инкори амали фаҳшо бо ҳамсари Вазир зикр намуд;

2.Паёмбарони Худо (а) аз гуноҳ маъсуманд ва Аллоҳ (ч) онҳоро аз воқеъ шудан дар корҳои зишт ҳифз кардааст;

3.Дур кардани зино, фирор аз он ва роҳи халосӣ ҷустан фарз аст;

4.Дар аҳкоми шаръӣ амал ба қаринаҳои эҳтимолӣ дуруст аст.

1. Бо мақсади возеҳтар шудани ҷумлаи “**он чи мешуд, мешуд**” аз тафсири Насафӣ (р) истифода шудааст.
Инчо бояд майли қалбии ҳамсари вазир ва он чи дар қалби Юсуф (а) хутур кард, фарқ шавад. Он чи дар қалби Юуф (а) гузашт, майли муҷаррад аз иродаи ҷиддии анҷоми маъсият буд. Яъне, дар қалбаш хутур кард ва ҳаргиз ба анҷоми гуноҳ азми ҷиддӣ надошт. Аммо ҳамсари вазир тасмими ҷиддӣ гирифта буд, ки бо Юсуф (а) амали зиноро анҷом диҳад. Барои ҳамин дарҳои хонаро пӯшид ва шароити амали бадро фароҳам овард. (**Мутарҷим**)

فَلَمَّا سَمِعَتۡ بِمَكۡرِهِنَّ أَرۡسَلَتۡ إِلَيۡهِنَّ وَأَعۡتَدَتۡ لَهُنَّ مُتَّكَـٔٗا
وَءَاتَتۡ كُلَّ وَٰحِدَةٖ مِّنۡهُنَّ سِكِّينٗا وَقَالَتِ ٱخۡرُجۡ عَلَيۡهِنَّۖ فَلَمَّا رَأَيۡنَهُۥٓ
أَكۡبَرۡنَهُۥ وَقَطَّعۡنَ أَيۡدِيَهُنَّ وَقُلۡنَ حَٰشَ لِلَّهِ مَا هَٰذَا بَشَرًا إِنۡ هَٰذَآ
إِلَّا مَلَكٞ كَرِيمٞ ٣١ قَالَتۡ فَذَٰلِكُنَّ ٱلَّذِي لُمۡتُنَّنِي فِيهِۖ وَلَقَدۡ رَٰوَدتُّهُۥ
عَن نَّفۡسِهِۦ فَٱسۡتَعۡصَمَۖ وَلَئِن لَّمۡ يَفۡعَلۡ مَآ ءَامُرُهُۥ لَيُسۡجَنَنَّ
وَلَيَكُونٗا مِّنَ ٱلصَّٰغِرِينَ ٣٢ قَالَ رَبِّ ٱلسِّجۡنُ أَحَبُّ إِلَيَّ مِمَّا يَدۡعُونَنِيٓ
إِلَيۡهِۖ وَإِلَّا تَصۡرِفۡ عَنِّي كَيۡدَهُنَّ أَصۡبُ إِلَيۡهِنَّ وَأَكُن مِّنَ ٱلۡجَٰهِلِينَ
٣٣ فَٱسۡتَجَابَ لَهُۥ رَبُّهُۥ فَصَرَفَ عَنۡهُ كَيۡدَهُنَّۚ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلسَّمِيعُ
ٱلۡعَلِيمُ ٣٤ ثُمَّ بَدَا لَهُم مِّنۢ بَعۡدِ مَا رَأَوُاْ ٱلۡأٓيَٰتِ لَيَسۡجُنُنَّهُۥ
حَتَّىٰ حِينٖ ٣٥ وَدَخَلَ مَعَهُ ٱلسِّجۡنَ فَتَيَانِۖ قَالَ أَحَدُهُمَآ إِنِّيٓ
أَرَىٰنِيٓ أَعۡصِرُ خَمۡرٗاۖ وَقَالَ ٱلۡأٓخَرُ إِنِّيٓ أَرَىٰنِيٓ أَحۡمِلُ فَوۡقَ رَأۡسِي
خُبۡزٗا تَأۡكُلُ ٱلطَّيۡرُ مِنۡهُۖ نَبِّئۡنَا بِتَأۡوِيلِهِۦٓۖ إِنَّا نَرَىٰكَ مِنَ
ٱلۡمُحۡسِنِينَ ٣٦ قَالَ لَا يَأۡتِيكُمَا طَعَامٞ تُرۡزَقَانِهِۦٓ إِلَّا نَبَّأۡتُكُمَا
بِتَأۡوِيلِهِۦ قَبۡلَ أَن يَأۡتِيَكُمَاۚ ذَٰلِكُمَا مِمَّا عَلَّمَنِي رَبِّيٓۚ إِنِّي تَرَكۡتُ
مِلَّةَ قَوۡمٖ لَّا يُؤۡمِنُونَ بِٱللَّهِ وَهُم بِٱلۡأٓخِرَةِ هُمۡ كَٰفِرُونَ ٣٧



31 Пас чун ҳамсари Вазир инкори занони шаҳр ва ғайбати онҳоро дар ҳаққи худ шунид, ба сӯяшон шахсеро фиристод, то онҳоро наздаш даъват карда, Юсуфро барояшон нишон диҳад ва пас аз дидани ҳусни Юсуф ӯро маъзур хоҳанд донист. Ва барои онҳо маконеро, ки дар он кӯрпаву болин буд, омода намуд ва барои буридани хӯрданиҳо ба ҳар як зани даъватшуда корд дод ва ба Юсуф (а) гуфт: “**Ба назди занон баро**.” Пас вақте Юсуфро диданд, ҷамолашро бузург ёфтанд ва аз он моту мабҳут гашта, аз шиддати ин ҳолат бо корди дасташон, ки онро барои буридани хӯрданиҳо гирифта буданд, дастонашонро буриданд ва гуфтанд: “**Аллоҳ (ч) Пок аст. Ин навҷавон башар нест. Зеро ин гуна ҳусн дар байни башар дида намешавад. Бегумон ин навҷавон фариштае аз фариштагони гиромӣ аст**.”

32 Вақте ҳамсари Вазир ҳолати дучоромадаи он занонро дид, ба онҳо гуфт: “**Ин ҳамон навҷавоне аст, ки шумо маро ба сабаби ӯро дӯст доштанам таъна задед ва ба дурустӣ, ман аз вай дархости ҳамбистарӣ намуда, барои ба худ ҷалб сохтанаш макр кардам, пас аз иҷрои хостаи ман худдорӣ кард. Ва агар дар оянда дархости маро иҷро накунад, савганд мехӯрам, ки зиндон карда мешавад ва аз ҷумлаи хоршудагон мегардад**.”

33 Юсуф (а) ба Парвардигораш мурочиат намуд ва гуфт: “**Эй Парвардигорам, зиндони таҳдид кардаи ин зан бароям аз анҷоми амали фаҳше, ки маро ба сӯи он даъват мекунанд, маҳбубтар аст. Ва агар Ту макри онҳоро аз ман дур нагардонӣ, ба сӯяшон майл мекунам ва агар ба онҳо майл карда, дар он чи аз ман мехоҳанд, итоаташон кунам, аз гурӯҳи шахсони нодони исёнкор мегардам.**”

34 Парвардигораш зуд дуояшро пазируфт. Пас макри ҳамсари Вазир ва дигар занони шаҳрро аз Юсуф бартараф сохт. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) Шунавандаи дуои Юсуф ва ҳама дуокунандагон, Донандаи ҳоли ӯ ва ҳама бандагон аст.

35 Сипас чун Вазир ва қавмаш далели бегуноҳии Юсуфро диданд, ба хулосае омаданд, ки барои пешгирӣ аз паҳн шудани шармандагии ҳамсараш то муддати номаълум ӯро ба ҳабс гиранд.

36 Юсуфро зиндон карданд ва бо вай ду ҷавон ба зиндон даромад. Яке аз онҳо ба Юсуф гуфт: “**Беша, ман дар хоб дидам, ки ангурро мефишорам, то шароб шавад**.” Ва ҷавони дуюм гуфт: “**Ҳамоно ман дар хоб дидам, ки бар сарам нон мебардорам ва парандагон аз он мехӯранд**.” Онҳо гуфтанд: “**Эй Юсуф, таъбири хоби моро бигӯ. Ба дурустӣ ки мо туро аз ҷумлаи некӯкорон мебинем**.”

37 Юсуф (а) гуфт: “**Бароятон аз назди подшоҳ ё ғайри вай ҳеҷ таоме, ки ба шумо дода мешавад, нахоҳад омад, магар он ки ман пеш аз омадани он ҳақиқат ва тарзи омаданашро бароятон хабар медиҳам. Ин маҳорати таъбири хоб ва хабар додан аз бораи ғайб, ки медонам, аз маълумоти бароям таълим додаи Парвардигорам буда, фолбинӣ ва ҷодугарӣ нест. Ҳамоно ман ойини қавмеро, ки ба Аллоҳ (ч) имон намеоранд ва онҳо ба охират кофир ҳастанд, тарк кардам.**

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои мазкур ҷамоли камназири Юсуф (а)-ро баён карда, онро сабаби мафтуншавии занони он даврон нишон додааст;

2.Юсуф (а) зиндонро аз гирифтории маъсият болотар донист;

3.Аз ҷумлаи тадбир ва лутфи Парвардигор дар ҳаққи Юсуф (а) он буд, ки барои вай маҳорати таъбири хобро таълим дода, онро сабаби аз зиндон озод гаштанаш гардонид.




(38) **Ва аз ойини Иброҳиму Исҳоқу Яъқуби падаронам, ки дини яктопарастӣ аст, пайравӣ намудам. Барои мо дуруст нест, ки ба Аллоҳ (ч) чизеро шарик гардонем. Зеро Аллоҳ (ч) Зоти Беҳамтои Ягона аст. Он тавҳиду имон, ки ману падаронам дорои он ҳастем, бароямон аз лутфу эҳсони Парвардигор буда, тавфиқи онро Ӯ ба мо додааст ва он тавҳиду имон барои дигар мардум низ аз фазли Аллоҳ (ч) аст. Зеро ба сӯи онҳо паёмбарони Худро фиристодааст. Валекин бештари мардум Аллоҳ (ч)-ро барои неъматҳои додаш сипосгузорӣ намекунанд, балки носипосӣ мекунанд.”**

(39) Сипас Юсуф ба он ду ҷавони зиндонӣ хитоб кард ва гуфт: “**Эй дӯстони зиндониям! Оё парастиши маъбудҳои зиёди пароканда беҳтар аст ё парастиши Аллоҳи Ягонаи ҳамеша Ғолиб, ки ҳаргиз мағлуб намегардад?!**

(40) **Шумо ғайри Аллоҳ (ч) ҷуз номҳои бесоҳиб чизи дигареро напарастидаед. Шумову падаронатон онҳоро маъбуд номидаед, аммо дар асл он худоёни ботилатон аз ҳаққи худоӣ ҳеҷ насибае надоранд. Аллоҳ (ч) дар бораи номгузорӣ ва ибодаташон далеле фуруд наовардааст, ки дуруст будани онро ифода кунад. Ҳукми ҳамаи махлуқот танҳо аз Аллоҳи Ягона мебошад, на аз маъбудҳои шумо, ки онро худ ва падаронатон “худо” номгузорӣ кардаед. Аллоҳ (ч) дастур додааст, то танҳо Ӯро ба ягонагӣ ибодат кунед ва аз шарик сохтани дигар мавҷудот ба Ӯ шуморо қатъиян манъ намудааст. Ин яктопарастии гуфтаам ҳамон ойини росте аст, ки дар он ҳеҷ каҷӣ нест. Валекин бештари мардум ин ҳақиқатро намедонанд. Барои ҳамин ба Аллоҳ (ч) ширк меоранд.**

(41) **Эй дӯстони зиндониям, аммо он касе дар хоб дид, ки ангур мефишорад, то шароб шавад, пас ба дурустӣ, вай аз зиндон раҳо шуда, ба кори собиқаш бозгашта, шаробрези подшоҳ мегардад ва аммо он касе дар хоб бар сараш нонеро дид, ки парандагон аз он мехӯранд, пас бегумон вай кушта ва ба дор овехта мешавад, баъд аз ин парандагон аз гӯшти сараш мехӯранд. Коре, ки дар бораащ аз ман фатво пурсидед, тамом шуда, бегуфтугӯ, воқеъ мешавад ва дигар ҷои гурез нест.”**

(42) Ва Юсуф ба соқии подшоҳ, ки гумони наҷот ёфтанашро дошт, гуфт: “**Қисса ва ҳолати маро назди подшоҳ ба хотир биёр. Шояд подшоҳ аз зиндон берунам кунад.**” Пас Шайтон дар назди подшоҳ зикри Юсуфро аз ёди соқӣ фаромӯш сохт. Ба ҳамин сабаб Юсуф чанд соли дигар дар зиндон боқӣ монд.

(43) Ва подшоҳ гуфт: “**Бешак, ман дар хоб ҳафт гови фарбеҳро дидам, ки ҳафт гови лоғар онро мехӯрд ва ҳафт хӯшаи сабзу ҳафт хӯшаи хушкро дидам. Эй ашрофони қавм, маро аз таъбири хоби дидаам хабар диҳед, агар донандагони таъбири хоб ҳастед**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Пайравии ойини Иброҳим (а) ва безорӣ аз ширк ва аҳлаш фарз аст;

2.Ин қавли Аллоҳ (ч) “**Оё ибодати маъбудҳои зиёди**...” далели он аст, ки мардуми Миср дар он замон соҳиби динҳои осмонӣ буданд, аммо ба Парвардигор ширк меоварданд;

3.Маъбудҳое, ки ғайри Аллоҳ (ч) парастида мешаванд, номҳои бесоҳиб буда, аз ҳаққи худоӣ умуман саҳме надоранд;

4.Даъватгар аз ҳар муносибат барои фарохонии мардум ба сӯи тавҳид ва дини илоҳӣ истифода мебарад. Он гуна ки Юсуф (а) дар даруни зиндон айнан ҳамин корро кард.

قَالُوٓاْ أَضۡغَٰثُ أَحۡلَٰمٖۖ وَمَا نَحۡنُ بِتَأۡوِيلِ ٱلۡأَحۡلَٰمِ بِعَٰلِمِينَ ٤٤
وَقَالَ ٱلَّذِي نَجَا مِنۡهُمَا وَٱدَّكَرَ بَعۡدَ أُمَّةٍ أَنَا۠ أُنَبِّئُكُم بِتَأۡوِيلِهِۦ
فَأَرۡسِلُونِ ٤٥ يُوسُفُ أَيُّهَا ٱلصِّدِّيقُ أَفۡتِنَا فِي سَبۡعِ بَقَرَٰتٖ
سِمَانٖ يَأۡكُلُهُنَّ سَبۡعٌ عِجَافٞ وَسَبۡعِ سُنۢبُلَٰتٍ خُضۡرٖ
وَأُخَرَ يَابِسَٰتٖ لَّعَلِّيٓ أَرۡجِعُ إِلَى ٱلنَّاسِ لَعَلَّهُمۡ يَعۡلَمُونَ ٤٦ قَالَ
تَزۡرَعُونَ سَبۡعَ سِنِينَ دَأَبٗا فَمَا حَصَدتُّمۡ فَذَرُوهُ فِي سُنۢبُلِهِۦٓ إِلَّا
قَلِيلٗا مِّمَّا تَأۡكُلُونَ ٤٧ ثُمَّ يَأۡتِي مِنۢ بَعۡدِ ذَٰلِكَ سَبۡعٞ شِدَادٞ يَأۡكُلۡنَ
مَا قَدَّمۡتُمۡ لَهُنَّ إِلَّا قَلِيلٗا مِّمَّا تُحۡصِنُونَ ٤٨ ثُمَّ يَأۡتِي مِنۢ بَعۡدِ ذَٰلِكَ
عَامٞ فِيهِ يُغَاثُ ٱلنَّاسُ وَفِيهِ يَعۡصِرُونَ ٤٩ وَقَالَ ٱلۡمَلِكُ ٱئۡتُونِي
بِهِۦۖ فَلَمَّا جَآءَهُ ٱلرَّسُولُ قَالَ ٱرۡجِعۡ إِلَىٰ رَبِّكَ فَسۡـَٔلۡهُ مَا بَالُ
ٱلنِّسۡوَةِ ٱلَّٰتِي قَطَّعۡنَ أَيۡدِيَهُنَّۚ إِنَّ رَبِّي بِكَيۡدِهِنَّ عَلِيمٞ ٥٠
قَالَ مَا خَطۡبُكُنَّ إِذۡ رَٰوَدتُّنَّ يُوسُفَ عَن نَّفۡسِهِۦۚ قُلۡنَ حَٰشَ
لِلَّهِ مَا عَلِمۡنَا عَلَيۡهِ مِن سُوٓءٖۚ قَالَتِ ٱمۡرَأَتُ ٱلۡعَزِيزِ ٱلۡـَٰٔنَ حَصۡحَصَ
ٱلۡحَقُّ أَنَا۠ رَٰوَدتُّهُۥ عَن نَّفۡسِهِۦ وَإِنَّهُۥ لَمِنَ ٱلصَّٰدِقِينَ ٥١ ذَٰلِكَ
لِيَعۡلَمَ أَنِّي لَمۡ أَخُنۡهُ بِٱلۡغَيۡبِ وَأَنَّ ٱللَّهَ لَا يَهۡدِي كَيۡدَ ٱلۡخَآئِنِينَ ٥٢



44 Ашрофони қавм гуфтанд: “**Хоби дидаат аз хобҳои парешон аст. Чунин хоб таъбир надорад ва мо таъбири хобҳои парешону парокандаро намедонем.**”

45 Ва соқии подшоҳ, ки яке аз он ду ҷавони зиндонии наҷотёфта буда, баъд аз муддате Юсуф ва аз таъбири хоб огоҳ буданашро ба ёд овард, гуфт: “**Ман шуморо аз таъбири ин хоб баъд аз пурсидани шахси донандаи таъбири хоб огоҳ мекунам. Пас эй подшоҳ, маро назди Юсуф фиристед, то хобатонро таъбир кунад.**”

46 Пас вақте он соқии аз маҳбас наҷотёфтаи подшоҳ назди Юсуф расид, гуфт: “**Эй Юсуф! эй Сиддиқ! Шахсе дар хоби худ ҳафт гови фарбеҳ дидааст, ки ҳафт гови лоғар онро мехӯрад ва ҳафт хӯшаи сарсабзу ҳафт хӯшаи хушкшуда дидааст. Моро аз таъбири ин хоб хабар бидеҳ, то ман назди подшоҳ ва мардуми наздаш баргардам. То онҳо таъбири хоби подшоҳ, фазилат ва мақоми туро донанд.**”

47 Юсуф (а) таъбири хобро баён карда гуфт: “**Ҳафт соли паёпай бо ҷиддият кишт кунед. Пас маҳсулоте, ки дар ҳар сол аз он ҳафт сол медаравед, барои пешгирӣ аз вайроншавӣ ба ғайри миқдори ками мавриди ниёзатон, боқимондаро дар хӯшаҳояш мегузоред.**

48 **Сипас баъди гузаштани он ҳафт соли серҳосилие, ки дар он зироат кардед, ҳафт соли қаҳтсолӣ меояд. Мардум дар он ҳафт соли қаҳтсолӣ маҳсулоти дар ҳафт соли серҳосилӣ даравшударо мехӯранд, ҷуз миқдори камеро, ки барои коштан нигоҳ медоред.**

49 **Сипас баъди гузаштани ҳафт соли қаҳтсолӣ соле меояд, ки дар он бар мардум борон борида, зироатҳо мерӯянд ва мардум дар он соли сербориш он чи ба мисли ангур, зайтун ва найшакар ба фишурдан ниёз дорад, мефишоранд.**”

50 Вақте таъбири Юсуф (а) ба подшоҳ расид, вай ба ёваронаш гуфт: “**Ӯро аз зиндон берун карда, наздам оред.**” Вақте фиристодаи подшоҳ назди Юсуф омад, ӯ дар ҷавоби дархости подшоҳ гуфт: “**Ба назди подшоҳ баргашта, аз ӯ дар бораи қиссаи заноне, ки дастони худро буриданд, бипурс.**” Мақсади Юсуф (а) он буд, ки пеш аз берун шуданаш аз зиндон бегуноҳиаш исбот ва ошкор гардад. Вай гуфт: “**Ҳамоно Парвардигорам дархости амали фаҳшеро, ки он занон аз ман талаб карданд, медонад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ нест.**”

51 Подшоҳ бо хитоб ба занон гуфт: “**Ҳолат ва қиссаи шумо чӣ буд, он гоҳ, ки аз роҳи макр аз Юсуф дархост намудед, то бо шумо амали зиноро анҷом диҳад?!**” Ҳамсари Вазири Миср ба кардаи хеш иқрор намуда гуфт: “**Инак ҳақиқат ошкор мегардад. Ман кӯшиши ба фитна кашидани ӯро кардам, аммо вай ин корро накардааст ва дар ҳақиқат Юсуф дар даъвои покдоманиаш аз тӯҳмати анҷом додаи ман аз ҷумлаи ростгӯён аст.**”

52 Зани Вазири Миср гуфт: “**Ба ин иғвогарии худ ва бегуноҳии Юсуф барои он иқрор дорам, то бидонад, ки ман дар ғоибиаш аз ин маҷлис ва дар муддати зиндонӣ буданаш нисбаташ дурӯғ набофтам. Ба дурустӣ ки аз ин рухдод маълум шуд, ки Аллоҳ (ҷ) макри шахси дурӯғгӯи ҳилагарро муваффақ намесозад.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ба таври умумӣ ишора кардани Юсуф (а) ба ҷамоаи занон ва махсус ном набурдани ҳамсари вазир ифодагари одобу ахлоқи баланди ӯст;

2.Таъбири неки Юсуф (а) нишондиҳандаи илми комили вай аст;

3.Кӯшиши шахс барои исботи он ки ноҳақ тӯҳмат шуда ва бояд ҳақиқат ошкор шавад, шаръан раво аст;

4.Оятҳои мазкур ифодагари он аст, ки ростқавлӣ ва гуфтани ҳақ агарчи бар зидди худи гӯянда ҳам бошад, фазилати зиёд дорад.